**КИТОБХОНАИ МАКТАБ**

«Хирад зиндаи ҷовидонӣ шинос,
Хирад мояи зиндагонӣ шинос!

Хирад мояи ҷовидонӣ бувад!
Хирад пояи зиндагонӣ бувад!»

(Фирдавсӣ)

# КИМИЁИ ХИРАД

**(нашри дуюм бо таҳриру такмил)**

**Душанбе**
**«Маориф ва фарҳанг»**
**2009**

**ББК – 87. 717+86.38+83.3(2 тоҷик)**
**К – 48**

**Ҳайати таҳририя:**
Маҳмадулло Лутфуллоев, Мирзо Муллоаҳмад,
Алии Муҳаммадии Хуросонӣ, Мубашшир Акбарзод,
Наҷмиддин Зайниддинов

Бо саъй ва эҳтимоми Абдусалом Шарифзодаи Лойобӣ – муаллими методисти забон ва адабиёти мактаби таҳсилоти миёнаи умумии рақами 44, ноҳияи Ҳисор.

К – 48. Абдусалом Шарифзода. **Кимиёи хирад.** Душанбе, «Маориф ва фарҳанг», 2009. 208 саҳ.

Китобе, ки дар даст доред, авроқе аз махзани қавоиди ахлоқии аҳли суханварони пешин ба чанг омада, ҷумла маъонии ахлоқи поки тинату сират ва одамиятро шомил, аз ҳайси мутолаа ҷамиъи толибони боби маънавиёту мардумиро кимиё.




**ISBN 978-99947-58-75-3** 

# САРСУХАН

Агар пурсанд, ки таҳорати (покии) ботин кадом аст, ҷавоб бигӯ, ки пок сохтани дил аст аз ғаллу ғаш ва ҳасаду кина; пок сохтани забон аст аз дурӯғу ғайбат ва суханчиниву тӯҳмат; пок сохтани шикам аст аз ҳаром хӯрдан; пок сохтани тан аст аз ҳаром пӯшидан; пок доштан аст зоҳири худро; пок доштан аст сари худро аз ҳавову ҳавас;

(Аз «Чаҳор китоб»).

Ахлоқ яке аз шаклҳои шуури ҷамъиятӣ ва ҳодисаи таърихӣ, маҷмӯи қоидаҳои рафтори таърихии ташаккулёфтаи мардум мебошад, ки таҷрибаи чандинасраи муносибатҳои инсониро фаро мегирад. Мазмун ва роҳу равиши ахлоқро шароити моддии ҷомеа муайян карда, онро ба майдон меорад, муҳофизат мекунад ва тараққӣ медиҳад. Хулқ муносибати одамро ба одам, ба ҷамъият, ба оила муайян мекунад.

Бузургони илму адаби гузаштагони форсу тоҷик дар мавзӯи хулқи поку соф басе ранҷҳо бурда, мафҳуми покиро ба арши аъло бароварда, то ба симои фariштаҳои беайб шабоҳат дода, дар тӯли қарнҳо аз илми ахлоқ баҳри беканоре ба вуҷуд овардаанд. Ин ранҷҳо дар таърихи баҳри ахлоқ аз эҷодиёти халқ ва устод Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ идома ёфта, то мутафаккирони кунунӣ фаро расидааст.

Назария ва мавзӯю масоили таълиму тарбиявии ахлоқ дар эҷодиёти гурӯҳе аз адибон ҳамчун дастовардҳои мустақил набуда, дар таркиби асарҳои адабӣ омехта, бо афкори сиёсию иҷтимоӣ интишор ёфта, манзури аҳли биниш гардидаанд. Ба ин маънӣ офаридаҳои Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ, Абӯшукури Балхӣ, Абӯалӣ ибни Сино, Абулқосим Фирдавсӣ, Асадии Тӯсӣ, Умари Хайём, Ҳофизу Саъдиву Камоли Хӯҷандӣ ва дигарон ба ин ё он муносибату мавриде таълиф ёфтаанд. Аммо дар ин миён дар майдони

адабиёт ва маданияти халқ бузургоне қадам ниҳодаанд, ки афкору ақоиди хешро махсус ба ахлоқ ва таълиму тарбия бахшида, асарҳо офаридаанд. Чунончи, «Ҷовидон хирад»-и Абӯалӣ Аҳмад ибни Мӯҳаммад Яъқуб (ваф. 1030), «Рӯшноинома» ва «Саодатнома»-и Носири Хисрав (1003-1088), «Тӯҳфат-ул-вузаро»-и Абдуллоҳи Ансорӣ (1006-1088), «Қобуснома»-и Унсурулмаолии Кайковус (1020-1099), «Кимиёи саодат», «Насиҳат-ул-мулук»-и Имом Муҳаммади Ғаззолӣ (1094-1107), «Калила ва Димна»-и Абулмаолии Насруллоҳ (1118-1157), «Пандномa»-и Фаридаддин Аттори Нишопурӣ (1119-1233), «Бӯстон» ва «Гулистон»-и Шайх Муслиҳиддин Саъдии Шерозӣ (1184-1292), «Ахлоқи Носирӣ»-и Шайх Насриддини Тӯсӣ (таъ. 1235), «Макорим-ул-ахлоқ»-и Амир Саид Алӣ ибни Шаҳоби Ҳамадонӣ (ваф. 1384), «Баҳористон»-и Мавлоно Абдураҳмони Ҷомӣ (таъ. 1478), «Шаҳр-ул-одоб»-и Мулло Муҳаммади Табризӣ (ваф. 1494), «Ахлоқи Мӯҳсинӣ» ва «Анвори Сӯҳайлӣ»-и Ҳусайн Воизи Кошифӣ (1420-1505), «Ахлоқи Ҷалолӣ» ва «Лавомеъ-ул-ишроқ-фӣ-макорим-ул-ахлоқ»-и Ҷалолиддин Муҳаммади Даввонӣ (таъ. 1475), «Одоб-ус-солиҳин»-и Абдулҳақ ибни Сайфиддин Қодири Деҳлавӣ (ваф.1642), «Одоб-ул-мубин»-и Ғиёсуддин ибни Эшон Мирзиёуддин (таъ. 1867), «Ахлоқи Музаффарӣ» (таъ. 1860) ва «Ахлоқи Муҳаммадӣ»-и (таъ. 1871) Мир Абутоҳирхоҷаи Садри Самарқандӣ (ваф. 1885), рисолаҳои ахлоқии «Мебояд дид», «Мебояд писандид»-и Муҳмаммад Ҳусайн Толиби Пурӣ (таъ. 1879) ва амсоли инҳо.

Устодон ва суханварони адаб дар ниҳоду табиати инсон ҷой доштани сифатҳои олии ахлоқро аз ҷумлаи беҳтарин маънавиёту пояи одамият, муҳимтарин воситаи камолот, асоси пешравии рӯзгор, ободии мулк, мартабаю обрӯ, ҳусни ботинию зевари инсон ба қалам додаанд.

Намояндагони афкори пешқадам ҳаёти муфтхӯрона ва бекорию сарсариёнаро вобаста ба шароити таърихии иҷтимоӣ ва бо мурури замон дониста, сарчашмаи бадах-

локиву бадбахтиҳо ва зарари ҳар гуна мусибатҳо донистаанд. Онҳо ақида доранд, ки таъсири ибрати хайр ё шарри муҳиту шароити зист дар тинату сирати одамон маҳз аз хурдӣ маскан хоҳад гузид. Ба ин маънӣ Саъдӣ чунин мегӯяд:

Эй салим, об зи сарчашма бибанд,
Ки чу пур шуд, натавон бастан ҷӯй!

Маҳсули дастранҷи ахлоқии мутафаккирон дар ҳаёти сиёсӣ-иҷтимоии давру замонҳо, дар тарбияи ахлоқи номусовии пок, дар хидмати моддӣ ва маънавиёти табақаҳо дар тӯли қарнҳо зинаҳоро тай намуда, то замони мо мазмуну мундариҷаи худро набохтаанд.

Ахлоқи ҳамида, эътибору обрӯ ва оинаи беғубори ботину бори ғизоӣ судбахши рӯҳу ҷони мардум буда, аз ҷумлаи масъалаҳоест, ки ҳамвора таҳти назари давлат маскан гирифтааст. Талаботи шароити рӯзгори муосир ба омӯхтани ахлоқномаҳои бузургон эҳтиёҷ дорад. Ин асарҳоро вобаста ба зарурати рӯзгори ҷорӣ ва талаботи қарорҳои давлатӣ, ки боиси ёрии тинати поку маънавиёт мегарданд, ҷамъ кардан салоҳ аст. Хислатҳои олии ахлоқ ва парваридани хулқу одоб ба ҳамаи аъзои ҷамъият аз талаботи рӯзафзуни замон аст. Талаб карда мешавад, ки аъзои ҷамъият ҳаёти худро бошуурона ба роҳ монанд. Барои тарбияи насли ҷавон ва навин зарурати боз ҳам баланд бардоштани сифатҳои маънавӣ ва ахлоқӣ боз ҳам меафзояд.

Муаллифи ин сатрҳо, ки солиёни дароз пешаи омӯзгории мактаби миёнаро ба зимма дорад, қарор дода, ки бархе аз офаридаҳои ахлоқии бузургони илму адаби тоҷику форсро ҷамъ намуда, дар шакли китоби алоҳида ба хонандагон пешниҳод намояд ва ба ин васила ба кори хайр ҳиссае гузорад.

# ЛУҚМОНИ ҲАКИМ

«Сухан аз даҳони Луқмон хуш аст».

*(Аз халқ)*

Дар офаридаҳои халқ, сарчашмаҳои илмию таърихӣ ва адабӣ симои номварони таърихӣ, воқеӣ ва хаёлӣ дучор меоянд, ки эшон бо амали хайр ё шарр шӯҳрат ёфта, то рӯзгори муосир расидаанд.

Чунончи: Нӯшервони Одил, Бузургмеҳр, Намруд, Шаддод, Яъқуб, Юсуф, Нӯҳ, Искандар, Қорун, Ҳотами Той ва амсоли инҳо. Дар зимни қиёфаҳо қиссаҳои хаёлии аз тасвироти ирфонӣ бо обу ранги бадеӣ низ холӣ нест. Симои онҳо вобастаи шароиту талаби давру замонҳо маънидод шудаанд.

Яке аз чунин ашхоси дар адабиёти хаттию шифоҳии ҷомиа машҳур Луқмони Ҳаким буда, ки шахсияташ то ҳанӯз норӯшан мондааст. Дар эҷоди халқ ҳикоёту ривоёти бешумор ба Луқмони Ҳаким мансуб донista шудаанд. Ӯро табиби ҳозиқ, носеҳу хирадманд меноманд.

Доктори илми тиб Ю. Нуралиев, номзадҳои илми филология А. Девонақулов ва А. Боғбон аз шахсияти таърихии Луқмони Ҳаким бо мақолаи илмии ҳамкорона дарак дода буданд.[1]

Мардум роҷеъ ба шахсияти таърихии Луқмони Ҳаким — фарди қабл аз милод, тасаввуроти аниқу рӯшан надошта, Абӯалӣ ибни Сино ва ҳамчунин баъзе файласуфони Юнони қадимро ба Луқмони Ҳаким нисбат медиҳанд.

Алиакбари Деҳхудо аз шахсияти таърихии Луқмони Ҳаким ва шонздаҳ нафар Луқмони дигар, ки ҳар яке олим, шоир, ҳаким, ҷомиашинос будаанд, аз сарчашмаҳои илмию адабӣ ва таърихӣ ҳуҷҷату далелҳои гувоҳидиҳанда

[1] Рӯзномаи «Маориф ва маданият», 9 феврали соли 1978.

ҷамъ ва шахси таърихӣ будани Луқмони Ҳакимро ошкор намудааст.[1]

Симои Луқмони Ҳаким ҳамчун шахс дар осори илмию таърихӣ ва адабию гуфторҳои халқии Арабу Аҷам интишор ёфта, қабл аз милод то ин замон ворид гардидааст. Алалхусус Алиакбари Деҳхудо дар асари машҳураш «Луғатнома» оварда: «Луқмон - номи марди ҳаким, ки бино ба ривояти исломӣ аслаш «ҳабашӣ» буда, дар рӯзгори Довуд пайғамбар мезистааст ва дар «Қуръон» зикри вай омадааст». Ҳабашӣ будани Луқмонро Саъдӣ фармудааст:

Шунидам, ки Луқмон сияҳфом буд,
На танпарвару нозукандом буд.

Ба замми ин Алиакбари Деҳхудо дар зимни маълумот оид ба Луқмон аз осори бузургони адабиёт гуфтаҳои назмию насрӣ овардааст:

Куҷост Осаф бини Бархиёву ку Луқмон?
Куҷост Хоҷа Абузарҷамеҳри некахтар?
(Носири Хисрав).

Ояд ба дилам к-аз Худо эмин аст,
Бар ҳикмати Луқмону мулкати Ҷам.
(Носири Хисрав).

Аз қавлу феъл зину лигомаш ниҳам,
Афсори ӯ зи ҳикмати Луқмон кунам.
(Носири Хисрав).

Мулки имомат сӯе гусист, ки ӯрост,
Мулки Сулаймону илму ҳикмати Луқмон.
(Носири Хисрав).

---

[1] Алиакбари Деҳхудо, «Луғатнома», ҷил. XXI, Теҳрон 1334 хуршедӣ, саҳ. 254 – 260 (Китобхонаи миллии ба номи Фирдавсӣ, тахти № 7647).

Эй бор худой, ҳама зурриёти[1] одам,
Бо мулки Сулаймониву бо ҳикмати Луқмон.

(Носири Хисрав).

Эй, ҳуҷҷати илму ҳикмати Луқмон,
Бигзор ба лафзи хуб ҳисонӣ[2]

(Носири Хисрав)

Агар аз хонаву аз ақл ҷудо мондам,
Ҷуфт гаштастам бо ҳикмати луқмонӣ.

(Носири Хисрав).

Накунам боварӣ к-аҳкоми Хуросон ин аст,
Гарчи сад Ҳурмусу Луқмон ба Хуросон бинам.

(Ҳоқонӣ).

Воҳиди Идриси олам бувад Луқмони ҷаҳон, аммо,
Чу марг омад, чӣ судаш дошт идрисиву луқмонӣ.

(Ҳоқонӣ).

Луқмонро гуфтанд:

— «Адаб аз кӣ омӯхтӣ?»

Гуфт:

— «Аз беадабон»: Ҳар чӣ аз эшон дар назарам нописанд омад, аз он парҳез кардам.

(Саъдии Шерозӣ).

Луқмонро гуфтанд:

—- Ҳикмат аз кӣ омӯхтӣ?

Гуфт:

— Аз нобиноён, ки то ҷойеро набинанд, напарвосанд,[3] қадам наниҳанд.

(Саъдии Шерозӣ).

---

[1] Зурриёт – насл, авлод.
[2] Ҳисонӣ – зебо.
[3] Парвосидан – даст-даст кардан.

Луқмони Ҳаким андар он қофила буд, яке аз он корвониён гуфт:

—- Магар инонро насиҳате кунӣ...?

Гуфт:

— Дареғ бошад калимаи ҳикмат бо эшон гуфтан.

(Саъдии Шерозӣ).

Баҳри лукма гашт, луқмонӣ гар ӯ?
Вақти луқмонист, эй лукма бар ӯ.

(Мавлавӣ).

В-аз қаттоми[1] лукма луқмонӣ шавад,
Толиби ишкори[2] пинҳонӣ шавад.

(Мавлавӣ).

Дар «Ҳабиб-ус-сияр» оид ба шахсияти Луқмони Ҳаким ҳикояти ирфонӣ оварда шудааст.

Соҳиби «Маҷмаъ-ут-таворих ва-л-қисас» оид ба Луқмон чунин маълумот меоварад:

«Чун дувоздаҳ сол аз мамлакати Довуд бирафт, Худои таоло Луқмонро ҳикмат дод ва сӣ сол бо Довуд буд. Рӯзе дар пеши ӯ рафт. Довуд зиреҳ ҳаме кард ба дасти хеш ва оҳан Довудро чун мум нарм буд. Луқмон донист, ки чӣ мекунад ва он чист? Ва аз ҳикмат вочиб надид сухан пурсидан ва хомӯш буд, то тамом карду дар Луқмон пӯшид, то бубинад.

Луқмон гуфт:

«Ҳозо ҷайидун лил ҳарбӣ».[3] Ва ин сухан Луқмон он вақт гуфт, ки яъне хомӯшӣ ҳикматест ва камтар ба кор доранд.

Мавлавӣ дар «Маснавӣ» ҳамин ҳикоятро бо назм овардаву гуфта:

---

[1] Каттом – тезии шаҳват, сернафс,
[2] Ишкор – шакли дигари шикор.
[3] Ҳозо ҷайидун лил ҳарбӣ – ин чиз барои ҷанг хуб аст.

Рафт Луқмон сӯи Довуд аз сафо,
Дид, к-ӯ мекард з-оҳан ҳалқаҳо...

Ба ин маънӣ ишораи Саъдӣ:

Чу Луқмон дид к-андар дасти Довуд,
Ҳаме оҳан ба мӯъҷиз мум гардад.
Напурсидаш чӣ месозӣ, чу донист,
Ки бе пурсиданаш маълум гардад.

Носири Хисрав гӯяд:

Сӯйи ӯй ой агар надидастӣ,
Мулки Довуду ҳикмати Луқмон.

«...Муҳаммад Муин (муаллифи «Фарҳанги форсӣ») менависад:

«Довуд— подшоҳи Исроил (ҳудуди солҳои 1010-970 қабл аз милод) ҷонишини Шоул шуд ва бар фаластиниён ғалаба ва Байтулмуқаддасро таъсис кард». Ин маълумоти Муҳаммад Муин далолат мекунад бар он, ки замони зиндагии Луқмони Ҳаким ба солҳои ҳазоруми пеш аз солшумории мо рост меояд...»[1]

Ҳамдуллоҳи Муставфӣ дар «Таърихи гузида» гӯяд:

«Луқмон алайҳиссалом ба қавли баъзе муаррихон амзодаи Иброҳими Халил аст ва ба қавле ғуломи сиёҳ (ҳабашӣ) ва баъзе ӯро пайғамбар шуморанд. Номи ӯ сареҳан дар «Қуръон» омадааст, аммо ба ҳикмат мансуб аст. Идомаи гуфтор бо ҳикояти аз воқеият дур тасвир ёфта, дар зер бархе аз ҳикматҳои Луқмон бо наср намуна оварда шудааст, ки ба ин маънӣ Рашиди Ватвот ишора фармудааст:

[1] Рӯзномаи «Маориф ва маданият», 9 феврали соли 1978.

Туро дар назм лӯъбатҳои Озар,
Туро дар наср ҳикматҳои Луқмон.

Муаллифи «Таърихи гузида» гуфтори Луқмонро меорад: «...чаҳорсад ҳазор калима дар ҳикмат ҷамъ кардам ва чаҳор аз он баргузидам, ду бибояд донист ва ёд дошт ва ду фаромӯш бояд кард: бадӣ, ки мардум ба ту кунанд ва некӣ, ки ту ба мардум кунӣ, фаромӯш бояд кард, Ҳақ ва маргро ёд бояд дошт.

Аҳмақ агарчӣ соҳибҷамол бошад, бо ӯ сӯҳбат набояд дошт, ки шамшер чӣ хубрухсор аст, зишткирдор аст.

Сӯҳбати олим мурдаи ҷоҳилро зинда гардонад, чунон ки борон замини пажмурдаро.

Ҳама боре кашидам, гаронтар аз қарзу дайн[1] надидам ва ҳама лаззате чашидам, хуштар аз офият надидам. Ва зиёнкортар айбе - айби худ надидан аст.

Доно чун чароғ аст, ҳар кӣ бар ӯ бигзарад, аз ӯ нур баргирад.

Ҳар киро гуфтору кирдор мувофиқ набошад, ақли вай ӯро накӯҳиш кунад.

Ҳар кӣ саволе кунад, ки сазовори он набошад, ё беҳангом бувад, ё аз лаиме чизе хоҳад ба мурод нарасад.

Хушхӯӣ хеши бегонагон бошад ва бадгӯӣ бегонаи хешон.

Аз ӯ пурсиданд:

— Чист, ки фоидаи он ҳамаро расад?

Гуфт:

— Нестии бадон.

Дар «Таърих-ул-ҳукамо» низ аз шахсияти Луқмони Ҳаким ишора рафтааст.

«Луқмони Ҳаким марде буд сиёҳчеҳра ва аз аҳли ҳабаша. Дар замони туфулият ба доми раққият[1] мубтало шуда ва ба қайди асорат гирифтор гардида...»

---

[1] Дайн – қарзи бомӯҳлат.

Чӣ маънӣ дорад ин ҳолат, ки гуфтӣ зинда шуд Юнус,
Чӣ ҳикмат бошад ин маънӣ, ки гуфтӣ банда шуд Луқмон.
(Носири Хисрав).

«Мавлои[2] ӯ шахсе буд аз тоифаи бани Исроил ва маъруф ба сӯи ахлоқу ҳаракоти ноҳинҷор. Ғолиби авқот бо ӯ сахтӣ кардӣ ва ба корҳои саъб[3] амр фармудӣ. Луқмон таҳаммули бори гарон кардӣ ва ба ахлоқи зишту ҳаракоти ношоист ӯ тан дардодӣ...»

Деҳхудо дар зимни ин маълумот ҳикояти аҷибе оварда. Аз рӯи ин ақлу хирад Луқмон аз бандагӣ озод гардида, чунончи, Носири Хисрав гуфта:

Обод ба ақл гашт гардун,
В-озод ба ақл гашт Луқмон.

Алиакбари Деҳхудо овардааст:

**АЛҲИКОЯТ.**

Як рӯз ҷамъе аз асҳоби ҳазрати Довуд назди ӯ буданд ва аз калимоту ақволи[4] ҳазраташ истифода мебурданд. Сухан ҳар чизе дар миён буд ва ҳамагон сухан гуфтанд. Ҷуз Луқмон, ки сукут ихтиёр карда буд.

Довуд гуфт:

— Эй Луқмон чаро чизе намегӯӣ ва бо дигарон дар сухан гуфтан анбоз[5] нашавӣ?

Луқмон гуфт:

---

[1] Раққият – ғуломӣ, бандагӣ.
[2] Мавло – хӯҷаин, соҳиб.
[3] Саъб – душвор, мушкил.
[4] Ақвол – ҷамъи қавл.
[5] Анбоз – шариқ, ҳамроҳ.

«...хайре нест дар сукут, магар тафаккур дар амри маод.[1] Марди бодиёнат чун тааммул кунад, сакинаву[2] виқор[3] бар ӯ муставлӣ[4] шавад... Ва чун қаноат варзад, аз мардум бениёз гардад. Ва чун розӣ шавад, ба ризои Ҳақ эҳтимомаш[5] ба умури[6] дунё суст гардад. Ҳар кӣ аз худ муҳаббати дунё халъ[7] кард, аз офату шар наҷот ёфт. Чун тарки шаҳват кард, дар идоди[8] мардумони озод даромад. Ва чун танҳоӣ ихтиёр кард, аз ҳузну[9] андӯҳ маҳфуз монад. Ва чун ҳасад аз худ дур сохт, муҳаббати мардум дар бораи худ бияфзуд ва чун эърози[10] умури фонӣ кард, ақли ӯ бияфзуд. Ва чун басир[11] ба оқибат шавад, аз пушаймонӣ эмин шавад...

Довуд фармуд:

— Тасдиқи сухани ту кунам, эй Луқмон!

Рӯзе Довуд ба Луқмон гуфт:

— Акнун ки пир шудаӣ, аз ақли ту чӣ микдор боқист?

(Луқмон) гуфт:

— Он қадр, ки нигоҳ намекунам, дар чизе ки кофӣ нест, ба ҳоли ман ва такаллуф[12] намесозам, дар таҳсили он чизе, ки мӯҳтоҷ ба он нестам».

---

[1] Маод – бозгашт, маҷозан охират.
[2] Сакина – осудагӣ.
[3] Виқор – рафтору кирдор.
[4] Муставлӣ – ғолиб.
[5] Эҳтимом – ҳиммат, ғамхорӣ.
[6] Умур – амр.
[7] Халъ – дур кардан
[8] Идод – дар шумори... дар қатори...
[9] Ҳузн – ғам, ғусса.
[10] Эъроз – ҳазар, эътироз.
[11] Басир – хабардор, огоҳ
[12] Такаллуф – кӯшиш, заҳмат

Луқмон соҳиби «Мавоизи ҳасана ва андарзҳои ҳакимона» аст ва дар ғолиб мавриди мухотаби вай писари ӯст.

Хирадро ба имону ҳикмат бипарвар,
Ки фарзанди худро чунин гуфт Луқмон.
(Носири Хисрав).

Аз он носеҳ дар ...кутуби «Ахбор ва сайри мастур» мазкур аст ва аз он ҷумла фармуд:

— Эй писараки ман, мулзамсабр бош дар сахтӣ... ва муҷоҳада[1] кун ба ҳавои нафс ва бидон, ки шарофату шафқат ва зуҳд сабр аст...

Ба ин маънӣ:

Ганҷи сабр ихтиёри Луқмон аст,
Ҳар киро сабр нест, ҳикмат нест.
(Саъдӣ).

— Эй писараки ман, бар ту бод иқбол, ба аъмоли хайру иҷтиноб аз аъмоли шар. Чӣ амали хайр хомӯшкунандаи шар аст. Он кас, ки гӯяд, шар боиси хомӯшии шар аст, дурӯғ гуфта, зеро ки агар оташе паҳлӯи оташи дигаре бияфрӯзанд, бар иштиоли[2] он афзуда шавад. Пас он чи шарро хомӯш кунад, аъмоли хайр аст, ҳамон гуна ки хомӯшкунандаи оташ об аст...

Бар мусиботу номулоимотии дунё сабр пеша кун ва аз муҳосабаи[3] нафс ғафлат маварз. Қабл аз он ки ҳисоби туро бикшоянд, роҳи хато аз савоб бишнос, то аз лағзиш масун[4] монӣ...

---

[1] Муҷоҳада – ҷанг, мубориза.
[2] Иштиол – шӯъла.
[3] Муҳосаба – ҳисоб.
[4] Масун – эмин, амон

— Эй писараки ман, талаб кун ҳикматро, мутаваҷҷеҳ[1] соз нафси худро ба сӯи он ҳар замон, ки ҷомеи ҳикмат шавӣ, чашми басирати ту равшанӣ гирад, ахлоқи ту некӯ шавад. Ва бидон, ки ҳикмат бидуни тадбир ва тафаккур ба манзалаи матоест, ки дар дасти хозини[2] ӯ набошад ва ё гӯсфанде, ки дар марбизи[3] худ дохил нагардад. Ва дар ин ҳол ҳар соат дар маҳалли офат аст ва дар маъризи[4] ҳалокат.

Бидон, ки изҳоркунандаи ҳикмат забон аст. То метавонӣ онро ҳифз кун, зеро ҳар гоҳ фосид гардад, забони ту табоҳ шавад... Пас, ҳар кӣ молики забони хеш гашт, мавқеи сухан гуфтан донад ва дар ҳузури ноаҳл такаллум[5] накунад. Ва агар сафеҳе[6] аз ӯ талаби ҳикмат кунад, сукут ихтиёр кунад. Пас забон калиди хайр ва шар аст. Ва сухан магӯ, магар дар кори хайр ҳамчунон ки муҳр бар ганҷинаи тиллову нуқраи худ мезанӣ. Хушо, ба ҳоли он кӣ ба дунё мағрур нагардид ва фиреби он нахӯрд...

Ақл бидуни адаб чун дарахти бебор аст ва ақл макрун[7] ба адаб ҳамчун дарахти мевадор...

***

Вафот ва қабри Луқмон. Олими машҳури асри VIII Иброҳими Адҳами Балхӣ оид ба фавт ва оромгоҳи Луқмони Ҳаким гуфтааст:

«Қабри Луқмон миёни масҷиди Рамла[8] ва бозори имрӯз аст. Илова бар қабри Луқмон қубури ҳафтод нафар

---

[1] Мутаваҷҷеҳ – равон.
[2] Хозин – хазинадор.
[3] Марбиз – ҷой, макон.
[4] Маъраз – дучор.
[5] Такаллум – сухандон, гапзанӣ.
[6] Сафеҳ – аҳмақ, аблаҳ, нодон.
[7] Макрун – пайваста.
[8] Рамла – номи ноҳияе дар Фаластин.

аз анбиёи[1] уззом,[2] ки баъд аз Луқмон вафот кардаанд, он ҷост. Ҷиҳати он ки бани Исроил анбиёро аз назди худ ихроҷ[3] ва дури Рамла маҳсур[4] карданд ва дар он ҷо буданд, то ҳамагӣ аз гуруснагӣ ҳалок шуданд».

Дар «Канз-ул-ҳикмат» - тарҷумаи «Нузҳат-ул-арвоҳ» оид ба фавти Луқмони Ҳаким ҳикояте оварда шудааст, ки аз шахсияти ӯ шаҳодат медиҳад:

«Оварданд, ки рӯзе Луқмон бо писари хеш дар арш нишаста буд, ҳамин ки осори марг бар ӯ зоҳир шуд, ба гиря оғозид.

Писар гуфт:

— Эй падар, гиряи ту аз хавфи марг аст, ё ҳирси дунё?

Гуфт:

— Ҳеч кадом. Гиряи ман барои он аст, ки пеши худ биёбони ҳавлноку ақиботи[5] тӯлонӣ ва бори гарон мебинам. Бо надоштани зоду[6] роҳила[7] ва надонам, ки ин бори гарон аз дӯшам бардоранд, ё бо он ба сӯи ҷаҳаннам раҳсипор гардам».

Аз Луқмони Ҳаким рисолае дар ҳикмат ва тиб боқӣ мондааст.

---

1 Анбиё – пайғамбарон.
2 Уззом – бузург.
3 Ихроҷ – хориҷ, дур ва берун.
4 Маҳсур – иҳота.
5 Ақибот – душворгузар.
6 Зод – тӯшаи роҳ.
7 Роҳила – маркаб, саворӣ.

# САД ПАНДИ ЛУҚМОНИ ҲАКИМ БАР ФАРЗАНДИ АРҶМАНД

Масал: «Луқмонро ҳикмат омӯхтан ғалат аст...»
(Деҳхудо, «Луғатнома»).

1. Аввал он ки, эй ҷони падар, Худои азза ва ҷалларо[1] бишнос.
2. Ҳар чӣ аз панд ва насиҳат гӯӣ, нахуст бар он кор кун.
3. Сухан ба андозаи хеш гӯй.
4. Қадри мардум бидон.
5. Ҳаққи ҳама касро бишнос.
6. Рози худро нигоҳ дор.
7. Ёрро вақти сахтӣ биозмой.
8. Дӯстро ба суду зиён имтиҳон кун.
9. Аз мардуми аблаҳу нодон бигрез.
10. Дӯсти зираку доно гузин.
11. Дар кори хайр ҷидду ҷаҳд намой.
12. Бар занон эътимод макун.
13. Тадбир бо мардуми муслеҳ[2] ва доно кун.
14. Суханат ба ҷиҳат гӯй.
15. Ҷавониро ғанимат дон.
16. Ба ҳангоми ҷавонӣ кори ду ҷаҳон рост кун.
17. Ёрону дӯстонро азиз дор.
18. Бо дӯсту душман абрӯ кушода дор.
19. Модару падарро ғанимат дон.
20. Устодро беҳтарин падар шумор.
21. Харҷ ба андозаи дахл кун.
22. Дар ҳама кор миёнарав бош.
23. Ҷавонмардӣ пеша кун.
24. Хидмати меҳмон ба воҷибӣ адо кун.
25. Дар хонае, ки дарой, чашму забонро нигоҳ дор.

[1] Азза ва ҷалла – азизу бузург.
[2] Муслеҳ – нек, неккирдор.

26. Ҷомаву тан пок дор.
27. Ба ҷомоат ёр бош.
28. Фарзандро илму адаб биёмӯз.
29. Ва агар мумкин бошад, тир андохтан ва саворӣ биёмӯз.
30. Аз кафш ва мӯза, ки пӯшӣ, ибтидо аз пои рост кун ва бадар овардан аз пои чап гир.
31. Бо ҳар кас кор ба андозаи ӯ кун.
32. Ба шаб чун сухан гӯӣ, оҳиставу нарм гӯй ва ба рӯз чун гӯӣ, ба ҳар сӯ нигоҳ кун.
33. Ба кам хӯрдану хуфтан ва гуфтан одат андоз.
34. Ҳар чӣ ба худ написандӣ, ба дигарон мараписанд.
35. Корҳоро ба донишу тадбир кун.
36. Ноомӯхта устодӣ макун.
37. Бо зан ва кӯдак роз магӯй.
38. Бар хайри касон дил манеҳ.
39. Аз бадаслон чашми вафо мадор.
40. Бе андеша дар кор машав.
41. Нокарда карда машмар.
42. Кори имрӯзаро ба фардо маяфкан.
43. Бо бузургтар аз худ мизоҷ кун.
44. Бо мардуми бузург сухан дароз магӯй.
45. Ҳоҷатмандро навмед макун.
46. Авомунносро[1] густох[2] масоз.
47. Аз ҷанги гузашта ёд макун.
48. Хайри касонро ба хайри худ маёмез.
49. Моли худро ба дӯсту душмани худ манамой.
50. Хешовандӣ аз хешовандон мабур.
51. Касонро, ки нек бошанд, бо ғайбат ёд макун.
52. Ба худ манигар.
53. Ҷамоат, ки истода бошанд, ту низ мувофақати ҳама кун.

---

[1] Авомуннос – оммаи мардум, гурӯҳи одамон.
[2] Густох – бебокӣ: бешарм, беадаб.

54. Ангуштон ба ҳам магузарон.
55. Дар пеши мардум ҳилоли дандон макун.
56. Оби даҳону бинӣ ба овози баланд маяндоз.
57. Дар фоза[1] даст бар даҳан неҳ.
58. Ба рӯи мардум коҳилӣ макаш.
59. Ангушт дар бинӣ макун.
60. Сухани ҳазломехта магӯй.
61. Мардумро пеши мардум хиҷил макун.
62. Ғаммозӣ[2] ба чашму абрӯ макун.
63. Сухани гуфта дигар бор махоҳ.
64. Аз сухане, ки ханда ояд, ҳазар кун.
65. Санои худ ва аҳли худ пеши кас магӯй.
66. Худро чун занон маёрой.
67. Ҳаргиз ба муроди фарзандон мабош.
68. Забон нигоҳ дор.
69. Дар вақти сухан даст маҷунбон.
70. Ҳурмати ҳамагонро пос дор.
71. Ба бадомади касон ҳамдастон машав.
72. Мурдаро ба бадӣ ёд макун, ки суд надорад.
73. То тавонӣ, ҷангу хусумат[3] насоз.
74. Қувватозмой мабош.
75. Озмудаи касро ҷуз ба салоҳ[4] гумон мабар.
76. Нони худро ба суфраи дигарон махӯр.
77. Дар корҳо таъҷил[5] макун.
78. Барои дунё худро дар ранҷ маяфкан.
79. Ҳар кӣ худро бишносад, ӯро бишнос.
80. Дар ҳолати ғазаб сухан фаҳмида гӯй.
81. Ба остин оби бинӣ пок макун.
82. Ба вақти баромадани офтоб махусп.
83. Пеши мардум махӯр.

---

[1] Фоза – даҳанфозак (даҳанвозак).
[2] Ғаммозӣ – бозӣ дорондани чашму абрӯ.
[3] Хусумат – фитна, душманӣ
[4] Салоҳ – хубӣ.
[5] Таъҷил – шитоб.

84. Аз бузургон роҳ пеш марав.
85. Дар миёни сухани мардум маё пеш.
86. Сар ба зону манеҳ.
87. Чапу рост манигар, балки назар ба сӯи замин бидор.
88. Агар тавонӣ, бар сутури[1] бараҳна савор машав.
89. Пеши меҳмон ба касе хашм макун.
90. Меҳмонро кор мафармой.
91. Бо девонаву маст сухан магӯй.
92. Бо фориғону авбошон бар сари маҳалҳо манишин.
93. Баҳри суду зиён обрӯи худ марез.
94. Фузул[2] ва мутакаббир[3] мабош.
95. Хусумати мардум ба хеш магир.
96. Аз ҷангу фитна бар карон[4] бош.
97. Бе корду ангуштарӣ ва дирам мабош.
98. Муроот[5] кун чандоне, ки худро хор насозӣ.
99. Фурӯтан бош.
100. Зиндагонӣ кун ба Худои таъоло ба сидқ, ба нафс, ба қаҳр, бо халқ бо инсоф, ба бузургон ба хидмат, ба хурдон ба шафқат, ба дарвешон ба саховат, ба дӯстону ёрон ба насиҳат, ба душманон ба ҳилм, ба ҷоҳилон ба хомӯшӣ, ба олимон ба тавозӯъ,[6] бо ин тариқ ба сар бару бар моли касе тамаъ макун ва чун пеш ояд, манъ макун, лекин чун беш ояд, ҷамъ макун ва гуфт: се ҳазор калима дар насиҳат навиштаам. Се калима аз он баргузидаам,[7] ду аз он ёд дор ва якеро фаромӯш гардон, яъне роҳи Ҳақ ва маргро ёд дор ва некӣ кардӣ фаромӯш кун ва некии касро фаромӯш макун ва низ фармудаанд, ки хомӯшӣ ҳафт хосият дорад:

---

[1] Сутур – чорпои саворӣ.
[2] Фузул – сергап, сафсатагӯй.
[3] Мутакаббир – такаббур, мағрур.
[4] Карон – канор.
[5] Муроот – нигаҳдорӣ, муомилаи нек.
[6] Тавозӯъ – хоксорӣ,фурӯтанӣ.
[7] Гузидан – интихоб кардан.

1. Зинатест бе пироя.[1] 2. Ҳайбате бесалтанат. 3. Ибодате бемеҳнат. 4. Ҳисоре[2] бедевор. 5. Бениёзе[3] бе узр. 6.Фароғ[4] аз киромкотибин[5]. 7. Пӯшидани айбҳо.

**Байт:**

Ба табъам ҳеҷ мазмун беҳ зи лаб бастан намеояд,
Хамӯшӣ маънние дорад, ки дар гуфтан намеояд.

**Фард:**

Синаҳоро хомӯшӣ ганҷинаи гавҳар кунад,
Ёд дорам аз садаф ин нуктаи сарбастаро.

Нақл аст, ки аз ӯ пурсиданд:
- Маънии булуғ чист?
Фармуд, ки ду маънӣ дорад:
- Яке он, ки аз мард манӣ берун ояд, дуюм он, ки мард аз манӣ берун ояд.

Тамом шуд сад панди судманд.[6]

---

[1] Пироя – либос, асбоби ороиш.
[2] Ҳисор – қалъа.
[3] Ниёз – ҳоҷат.
[4] Фароғ – осудагӣ.
[5] Киромкотибин – фариштаҳое, ки аъмоли неку бадро менависанд.
[6] Луқмони Ҳаким, «Сад панд», бо эҳтимоми Муҳаммад Шокири Қорӣ, Шош (Тошканд), соли 1325 (1907).

# АЗ «ПАНДНОМА»-И ТИББИИ ЛУҚМОН[1]

«Агар қувваҳои бадан аз ақл ғолиб оянд, мувозинати инкишофи табиату ниҳоди инсон вайрон мешавад. Бинобар ин хайрияти олии рӯҳ дар мувозинати ақлу ҷисм аст. Агар ҷисм солим бошад, рӯҳ низ саломат аст».

(Абӯалӣ ибни Сино).

Эй азизам, бидон, ки зарари муҷомаат[2] ин аст:

— Аммо он чӣ муҷомаатро зарар расонад аз таом, ҳар чӣ ба таъм шӯр бошад, зеро ки ҳар чӣ шӯр бувад, рутубати аслиро хушк гардонад. Чунончи, Абӯшайх Қӯшӣ дар «Мӯҷиз» гуфта, ки:

— Чизи шӯр баданро хушк гардонад ва лоғар кунад ва дигар ҳар чизе, ки бе таъм бошад ва илтизоми[3] таоми бемаза кардан иштиҳоро соқит кунад ва коҳилӣ оварад ва дигар ҳар чизе, ки турш бошад, мардумро зуд пир гардонад.

Чунончи, устод гуфта:

**Назм:**

Тариқи ҳакимона маслук[4] дор,
Зи туршӣ фаровон макун ихтиёр.
Ки пирӣ ба зудӣ падид оядат,
Дамодам заифӣ падид оядат.

Аммо он чи Луқмони Ҳаким фарзанди худро манъ фармуда, амалест, ки мубошаратро[5] зиён дорад, нутфаро кам кунад ва ҷамии қувваҳоро заиф кунад:

---

[1] Аз маҷмӯаи «Одоб – ул – мубин» – и Ғиёсуддин ибни Эшон Мирзиёуддин, Тошканд, соли 1326 (1908).
[2] Муҷомаат – ҳамбистарии зану мард.
[3] Илтизом – лозим донистан.
[4] Маслук – ҷорӣ, маъмул.
[5] Мубошарат – заношӯӣ, ҷимоъ.

Аввал: пешоб бисёр нигоҳ доштан; дувум: бисёр шаб бедор будан; саввум: бисёр пиёда рафтан; чаҳорум: дар гармоба бисёр арақ кардан; панҷум: саворин бисёр кардан; шашум: кори сахт бисёр кардан; ҳафтум: ба паҳлӯ ҷимоъ кардан; ҳаштум: рост истода мубошарат кардан; нӯҳум: туршӣ бисёр хӯрдан; даҳум: гуруснагӣ ва ташнагии бисёр кашидан; аз мазкурот, албатта, иҷтиноб[1] лозим аст.

Ҳикмат: Ҳакиме гуфта, ки:

— Ҳар кӣ баъд аз сӯҳбати мубошарат ба чизи ширин хӯрдан одат кунад, асло заиф нашавад, ҳамчунон гулқанд ва монанди инҳост ва маъҷуни[2] бодом.

## Маъҷуноти Луқмони Ҳаким[3]

...Тамоми тандурустиҳо зи қай кардан бувад ҳосил,
Ба ҳар моҳе ду навбат қай бикун, дигар ту медонӣ.
Ҳамехоҳӣ зи ранҷе ҷумла танро карданат зоил,
Зи маъҷуни билодур[4] нафъ хоҳӣ ёфт чандоне,
Барои сустии тан гар зи балғам* бошад, эй оқил,
Набошад беҳ зи маъҷуни билодур ҳеҷ дармоне...

Сифати маъҷунот аз барои рутубати аъзо ва тамоми бодҳо ва иллатҳои даруну берунро аз тамоми иллатҳои сафровиву* савдовӣ* ва аз балғам халосӣ диҳад ва қуввати боҳро[5] зиёда кунад. Ҳар кӣ бо ин маъҷунот одат кунад, марди пирро дар ҳолати ҷавонӣ оварад. Агар хоҳӣ, ки ҳамеша тандуруст бошӣ, ин маъҷунотро истеъмол кун.

Доруҳои маъҷунот ин аст:

---

[1] Иҷтиноб – парҳез.

[2] Маъҷун – омехтаи якчанд дорувор.

[3] Аз боби маъҷуноти «Баёзи тиббӣ» – и дастнавис (котиб ва санаи китобаташ номаълум).

[4] Билодур – номи омехтаи якчанд дору. * — Нигар ба шарҳи «Аҳлоти чоргона».

[5] Боҳ – шаҳват.

Тухми зардак,[1] тухми шалғам, тухми турб, тухми пиёз, пўсти бехи кавар, тухми арча, лисон-ул-усфур,[2] пудинаи боғӣ, мурч ва занҷабил[3] аз ҳар як қадре бо шарбати ширинии сафед се чандон маъҷун кунанд ва ҳар сабоҳ тановул намоянд, меъдаро қувват диҳад, об рафтани даҳонро боздорад, дилро соф кунад ва гармии пушт бияфзояд, баданро тавоно кунад, гурдаро гарм кунад ва аз савдову сафро ва аз балғам халосӣ ёбад.

## ИҚТИБОСҲО ДАР ИЛОҶИ АМРОЗ[4]

«Бойигарии одам тани сиҳат аст».

(Ҳикмати халқ)

Агар касе дарди шикам дошта бошад, бояд, ки санҷидро ҷӯшонад, то гӯшту пӯсти ӯ аз дона ҷудо шавад ва оби ӯро низ бихӯрад ва гӯшту пӯсти ӯро бихӯрад, аз дарди дарун халос шавад, аз таомҳои бодангез ва аз оби сард парҳез кунад, ҳафт рӯз оби гарм бихӯрад, шифо ёбад.

***

Аз барои сахтии шикам: санҷидро ҷӯшонад, ки донаи ӯ аз пӯст ҷудо шавад ва оби ӯро бихӯрад ва мағзи (тилфи) ӯро ба болои сахтии шикам барбандад, шифо ёбад.

***

Агар касеро таом дар меъда қарор нагирад, санҷидро бо набот биёмезад ва бихӯрад, беҳ шавад ва чашмро равшан кунад ва димоғро қувват диҳад.

---

[1] Зардак – сабзӣ.
[2] Лисон-ул-усфур – гиёҳест, ки «забони гунҷишк» гӯянд; лочиндона.
[3] Занҷабил – гармдору (имбир), дар Ҳиндустон рӯяд.
[4] Амроз – ҷамъи мараз; беморӣ.

***

Агар касеро меъда ҷароҳат шуда бошад, мисли дарди дил, сӯзиши дилу сипурз[1] ва ҷигару рӯда ва мисли силу сулфа ва аз ҷароҳати кулли дарунӣ халос шавад, бояд ки тухми мурғро ба об андохта, ҳамчунон ҷӯшонанд, ба адад чаҳорсад шуморида, аз даруни об гиранд, ба оби сард андозанд, дарҳол шикаста зардӣ ва сафедии ӯро ҳамроҳ карда, нимпухта гармогарм фурӯ барад, се рӯз ба наҳор ба ин тариқа амал кунад, аз иллати дарун ва берун халос шавад.

***

Назм:
Ҳар он кас, ки зи анҷир мехӯрад бисёр,
Даруни синааш намонад зи балғам осор.
Даруни шир чун анҷирро бичӯшонӣ,
Бихӯр аз он, ки худ сулфаро чу биншонӣ. [2]

***

Хӯрдани анҷир бисёр фоида дорад.

***

Агар хоҳӣ, ки қуввати ту зиёда шавад ва рутубат аз бадани ту дур шавад, аз имсол то соли дигар тамоми аъзои ту аз иллат ва рутубат сиҳатӣ ёбад, ҳеҷ давое ба миқдори сир нофеъ нест.

***

Агар сирро об карда ба шири гов ба сабӯсаи сар бимоланд, сабӯсаро дафъ кунад ва мӯйро дароз кунад.

---

[1] Сипурз – испурч.
[2] Дар асл бо ҳамин шаклу вазн.

***

Дафъи сабӯсаи сар: ҳанзалро[1] маъӣ[2] заҳраи гов хилт карда нахӯдоб ва сирко дар вай кунанд ва бар сар моланд, сабӯса, хориш ва ҷунбандагон ҳамаро дафъ кунад.

***

Агар касеро бехи дандон суст шуда бошад, гули анорро кӯфта ва бехта ба бехи дандон пахш карда хоб кунад, дафъ шавад.

***

Филфилро[3] кӯфта ҳар сабоҳ дар наҳор бихӯрад, балғамро дафъ кунад.

***

Агар касе ду мисқол шакар бо ҳалилаи зангӣ (сиёҳ) ё заъфарон бихӯрад, бодҳои мухталифро дафъ кунад.

***

Испурчи гӯсфандро мурчи сиёҳ пошида дар наҳор бихӯрад, дарунаш биистад ва шифо ёбад.

***

Барои печиши шикам ва аз барои кулли дарди дарун: тухми турбро кӯфта ва бехта бо ҳамроҳии асал бихӯрад, аз печиши шикам халос шавад ва ҳам суддаро[4] ва ҳам сулфаро дур кунаду балғамро* дафъ кунад ва аз бисёр хӯрдан хориши бадан пайдо кунад ва ҳеҷ дору беҳтар аз ин муфид нест.

---

[1] Ҳанзал – харбузаи ёбоӣ (сагак).

[2] Маъ – бо.

[3] Филфил – мурч.

[4] Судда – гиреҳ, монеъа.

***

Оби кашниз ба дарди сари сафровӣ* фоида дорад.

***

Назм: Зи тухми зардак агар ду сабоҳ як мисқол
Ҳамехӯрӣ, равад омос аз шикам филҳол.

***

Агар касе турбро бо намак бихӯрад, балғамро бибарад ва оби даҳонро таскин диҳад.

***

Қуввати меъда: ҳар кӣ ба ношто турб хӯрад, балғамро бибарад ва меъдаро қувват диҳад.

***

Дафъи санги масона[1] ва сӯзок: агар чанд рӯз тухми турб бихӯрад, шифо ёбад.

***

Дафъи хоб: мурчи сиёҳ ва намак ва зардчӯба ҳар серо баробар кӯфта ва пухта чанд рӯз мутавотар[1] бихӯрад, ҳаргиз хоб наёяд.

---

[1] Масона – шошадон.

Дар илоҷи бӯи даҳон: хардал[2] ва филфил вазни ҳар кадом баробар бар рӯи забон гиранд то чанд маротиба, беҳ шавад. Агар бадбӯии даҳон аз бод ё аз меъда бошад, лодаво гуфтаанд.

***

Илоҷи дарди меъда: агар аз сардӣ бошад, оруғи турш ояд ва агар аз гармӣ бошад, таом зуд ҳазм нашавад, об бисёр хӯрад ва дилаш тапидан гирад, бояд, ки давои сардӣ хӯрад. Барои сардии меъда: оқирқара, филфил бо ангубин се ҳафта хӯрад, шифо ёбад.

***

Давои баста шудани овоз: тухми турбро кӯфта бо оби гарм силоба карда ғарғара кунад, овози баста кушода гардад.

Навъи дигари гирифтани овоз аз гармӣ ва хушкӣ бувад. Аломаташ: ба оби бисёр майл ва хушкии даҳону дуруштии забон аст. Илоҷи ӯ як ҷузве аз набот ва як ҷузве маскаи гов ҳар дуро бо якдигар ҳамроҳ карда ба ношто бихӯрад, аз баста шудани овоз халосӣ ёбад.

***

Гули сурх, набот, мағзи бодом ва кашнизро майда ҳаб кунад ва бихӯрад, сулфа дафъ шавад.

---

[1] Мутавотар – паёпай.
[2] Хардал – испандон.

***

Ҳар кӣ испанддонаро об кашида се рӯз ба наҳор бихӯрад, шаш ҷиҳатро нафъ расонад: аввал: зиқи нафас; дувум, сулфа; севум: дарди сар; чаҳорум: рутубати бадан; панҷум: балғам*; шашум: дарди гӯш; ҳамаи инҳоро нофеъ аст.

***

Ҳар кӣ рӯзона як мисқол испанддонаро ба наҳорӣ бихӯрад, кушояд аз даруни вай ҷисмҳои ҳикмат ва улум, ки сироят ба забон кунад ва аз ҳафтод илал маҳфуз монад.

# НӮШЕРВОНИ ОДИЛ ВА БУЗУРГМЕҲРИ ВАЗИР

Қорун ҳалок шуд, ки чиҳил хона ганҷ дошт,
Нӯшервон намурд, ки номи накӯ гузошт.

(Саъдӣ.)

Нӯшервон-Хусрави Анӯшервон шоҳаншоҳи сулолаи Сосониён, мулаққаб ба Додгар, ки бисту якумин шоҳи сосонӣ буда, солҳои 531-579 ҳукумат рондааст, дар адабиёти бадеӣ (паҳлавӣ, асрҳои миёнаи форсу тоҷик) ҳамчун шоҳи одилу раъиятпарвар ва оқил машҳур гардидааст. Асарҳои оид ба дини зардуштӣ, ки ба забони паҳлавӣ (форсии миёна) иншо шудаанд, номи ӯро ба одилӣ машҳур кардаанд. Ба туфайли тарҷумаи асарҳои паҳлавӣ ба забони арабӣ образи Нӯшервони Одил ба асарҳои таърихнависони исломӣ низ дохил гардидааст. Симои Нӯшервони Одил ҳамчун шоҳи адолатпарвар дар «Шоҳнома»-и Абулқосим Фирдавсӣ, «Хамса»-и Низомӣ, «Қобуснома»-и Унсурулмаолии Кайковус тасвир шудааст.

Дар «Қобуснома» Кайковус асли худро мансуб ба аҳли насаби Нӯшервони Одил донista, пандҳои ӯро ёд мекунад. Ҳамин тавр, аз Нӯшервон «Пандномa»-е дар ахлоқ боқӣ мондааст.

***

Аз рӯи нақлу ривоятҳо Бузургмеҳр шахси оқилу доно ва бомаърифату хирадманд буда, ҳамеша тарафдори адолат ва ободии мулк будааст.

Ӯ аз Марв (вафоташ соли 590) дар аҳди сосониҳо умр ба сар бурда, вазири Нӯшервони Одил будааст, аз худ бозии «Нард» ва рисолае дар ахлоқу ҳикмати тарбия боқӣ гузоштааст.

Рисолаи «Панднома»-и ахлоқӣ-тарбиявии Бузургмеҳр аслан ба забони паҳлавӣ буда, ба арабӣ ва форсӣ тарҷума шуда, аз ҷиҳати тасвир ба «Пандномa»-и Нӯшервон мутобиқат надорад.

Дар «Китоб-ул-ғариб»-и Абдулғанӣ ибни Шайх Муҳаммад Хатиб (Ҳиндустон) ва маҷмӯаи рисолаҳои «Пандномa»-и Муҳаммад Шокири Қорӣ (Тошканд) ба номи Бузургмеҳр ёд мешавад.

Афсона, нақлу ривоят, қиссаю ҳикоятҳои хурди панду ахлоқӣ, латифаҳои зиёде мансуб ба Нӯшервон ва вазири ӯ — Бузургмеҳр ба эҷодиёти даҳонӣ ва китобии Арабу Аҷам роҳ ёфтааст.

Инак, ҳикояте аз пурсиши Нӯшервон ва посухи Бузургмеҳр:

Овардаанд, ки дар асл Нӯшервон одил набуда, золим буда. Дар аҳди салтанати ӯ раъият пароканда, мулк табоҳ. Бузургмеҳр вазири Нӯшервон таъин гардида, аз пайи тараққию ободии мулку осудагии халоиқ шуда.

Нӯшервон бо Бузургмеҳр бо мақсади шикор ба биёбон қадам ранҷа намуда, дар роҳ деҳаҳои вайрону валангор ва харобгардидаи бешуморро дида, дар таҳайюр монданд. Аз деҳаи харобе дар болои девори фарсудае ду ҷуғз бо ҳам мунозараю муноқаша доштанд.

Нӯшервон ба вазир гуфт:

— Ту забони мурғонро медонӣ, гӯй ки инҳо чиҳо мегӯянд? Бузургмеҳр пас аз гӯш кардани садоҳои мурғон ба Нӯшервон рӯй овард:

— Яке аз чуғзҳо писару дигараш духтар дорад. Соҳиби писар мехоҳад бо ҷуғзи духтардор хешӣ (қудогӣ) намояд. Соҳиби духтар ба ин фикр розӣ нест ва шарт мегузорад, ки ба ивази қудогӣ ба ман дувоздаҳ деҳаи харобгардидаро қалин медиҳӣ. Соҳиби писар розӣ шуда мегӯяд, ки агар дар мамлакат Нӯшервон подшоҳ бошаду

Бузургмеҳр вазир, на дувоздаҳ, балки дувоздаҳ ҳазор деҳаҳои вайронаю харобгардидаро қалин медиҳам.

Нӯшервон, ки тарҷумаи ҳикояти мурғонро аз вазир шунид, гуфт:

— Зулму золимии ман танҳо ба халоиқ не, балки ба парандаҳои дашту ҳомун ҳам таъсир кардааст. Ҳамон замон Нӯшервон золимиро тарк карда, одилиро пеша кардааааст, то ба дараҷае амониро барқарор кардааст, ки гургу меш аз як ҷӯй об мехӯрдаанд. Аз ҳамон вақт ӯро Нӯшервони Одил номидаанд.

Рубой: Одина[1] ба бозор шудам вақти намоз,
Кабке дидам нишаста бар синаи боз,
Он кабк ба он боз ҳамегуфт ба роз:
Ҳар кас, ки ҷафо кунад, ҷафо бинад боз.

[1] Одина – ҷумъа.

## Саволҳои Нӯшервони Одил ва ҷавобҳои Бузургмеҳри вазир - фоидабахш ба ҳар некӯахтар

Мақолот

Инсонро бояд, ки чун вақти шаб сар ба болини истироҳат гузорад, тамоми аъмоли он рӯзро ҳисоб кунад. Агар корҳои нек карда, шукр ба ҷой оварад, агар афъоли зишт карда, нафси худро маломат кунад, тавба ва астағфор намояд ва бори дигар гирди он кор нагардад. Инсонро бояд, ки аз фикри маонии баланд ғофил набошад, инсони бефикр ба ҳисоби мурдагон аст, агарчи зинда бошад.

(Ҳаким Файсоғурас).

Савол: — Аз Худованди таъоло чӣ бояд хост?
Ҷавоб: — Хайру офияти дорайн.[1]
Савол: — Сулук[2] чист?
Ҷавоб: — Тақдими авомири[3] илоҳӣ ва шафқат бар бандагони Худо.
Савол: — Зиндагонӣ чӣ гуна ба сар бояд кард?
Ҷавоб: — Ба хушнудӣ ва камозорӣ.
Савол: — Умр ба кадом шуғл сарф бояд кард?
Ҷавоб: — Ба таҳсили улум ва ҳунару адаб.
Савол: — Илм чӣ натиҷа диҳад?
Ҷавоб: — Хонандаи илм агар кеҳ бошад, меҳ гардад ва агар фақир бошад, тавонгар шавад.
Савол: — Роҳи рост чӣ гуна маълум шавад?
Ҷавоб: — Ба рӯшноии илм.
Савол: — Рӯшноии роҳи сулук чист?
Ҷавоб: — Мағлубии нафс.
Савол: — Нафс ба чӣ тадбир мағлуб шавад?
Ҷавоб: — Ба мухолифати ӯ.

---

[1] Дорайн – ду дунё.
[2] Сулук – роҳу равиш.
[3] Авомир – ҷамъи амр; амрҳо.

Савол: — Иззат ба чӣ афзун шавад?
Ҷавоб: — Ба кам гуфтан.
Савол: — Некии муқаддамтар аз ҳама ба кӣ бояд кард?
Ҷавоб: — Дар ҳаққи модару падар.
Савол: — Бадӣ ба кӣ бояд кард?
Ҷавоб: — Ба нафси худ.
Савол: — Хушнудии Худо ба чӣ ҳосил ояд?
Ҷавоб: — Ба хизматгории волидайн.
Савол: — Кадом некӣ назди Худо мақбултар аст?
Ҷавоб: — Некиҳое, ки ба волидайну устод ва фарзандону қавму қабилаи худ кунанд.
Савол: — Кадом бадӣ назди Худо мақбуҳтар[1] аст?
Ҷавоб: — Дуои бад, ки бар фарзандони худ кунанд ва зулм бар зердастони худ раво доранд.
Савол: — Некбахт ба чӣ далел шинохта шавад?
Ҷавоб: — Ба се далел: яке талаби илм; дувум: саховат; савум: шукуфтарӯӣ;
Савол: — Нектарини корҳо чист?
Ҷавоб: — Дар маҷлиси уламо ва ҳукамо нишаста ва аз сӯҳбати эшон мутаматтеъ[2] шудан.
Савол: — Далели марди ориф[3] чист7
Ҷавоб: — Он кӣ дар пайи озори кас нагардад.
Савол: — Камозорӣ чӣ гуна ҳосил ояд?
Ҷавоб: — Худро аз ҷамии зайи[4] ҳаёт камтар ва бадтар донад.
Савол: — Ин сифат чӣ гуна ҳосил ояд?
Ҷавоб: — Аз баракати сӯҳбати уламо ва ҳукамо.
Савол: — Дар фақир чӣ чиз ихтиёр бояд кард?
Ҷавоб: — Ризои Ҳақ.
Савол: — Дил ба сӯи ибодати Илоҳӣ чӣ гуна моил шавад?

[1] Мақбуҳ – зишт, бад.
[2] Мутаматтеъ – баҳраманд, баҳравар.
[3] Ориф – оқил, доно
[4] Зай – воситаи зиндагӣ.

Ҷавоб: — Ба ёд доштани мавт.[1]
Савол: — Торикии дил аз чӣ чиз аст?
Ҷавоб: — Ба муҳаббати амволи дунё.
Савол: — Рӯшноии дил чӣ гуна ҳосил ояд?
Ҷавоб: — Ба тарки ҳубби[2] дунё ва хитоми[3] дунёвӣ.
Савол: — Дар дунё чӣ гуна бояд монд?
Ҷавоб: — Мисли мусофире, ки дар сарое фуруд ояд, шаб бигзарад субҳ кӯч кунад.
Савол: — Мардро аз ҷон чӣ азизтар аст?
Ҷавоб: — Диндорро дин ва бединро дирам[4]
Савол: — Бар ҳусну қубҳи[5] инсон чӣ гуна матлаъ[6] тавон шуд?
Ҷавоб: — Ба муомила.
Савол: — Кадом сухан аст, ки рост бошад, дурӯғ намояд?
Ҷавоб: — Баёни зӯри ҷавонӣ дар пирӣ ва айши тавонгарӣ дар фақирӣ.
Савол: — Ёр чӣ гуна шинохта шавад?
Ҷавоб: — Дар вақти ҳоҷатмандӣ ёр ва ағёрро[7] маълум тавон кард.
Савол: — Фарзанди нохалаф[8] чӣ гуна бошад?
Ҷавоб:—Чунон ки ангушти шашум агар бибуранд, дард кунад ва бигзоранд айб бувад.
Савол: — Дар миёни зану мард чӣ фарқ аст?
Ҷавоб: — Аз осмон то замин. То аз осмон наборад, бар замин нарӯяд.
Савол: — Мусофир беҳтар ё муқим?

---

[1] Мавт – фавт, вафот.
[2] Ҳуб – муҳаббат.
[3] Хитом – ин ҷо ба маънои меҳр.
[4] Дирам – пули нуқра.
[5] Қубҳ – бадӣ, зиштӣ.
[6] Матлаъ – оғоз, шурӯъ.
[7] Ағёр – бегонагон.
[8] Нохалаф – фарзанди ношоиста.

Ҷавоб: — Мусофир ҳукми оби равон дорад ва муқим ҳукми оби баста.
Савол: — Доруи гуноҳон чист?
Ҷавоб: — Тавба кардан.
Савол: — Соҳибдавлатро кадом амал хуштар аст?
Ҷавоб: — Ба мӯҳтоҷон нон додан ва ба тавозӯи[1] меҳмонон пардохтан.
Савол: — Аз ҷумлаи аврод[2] ба чӣ чиз мувозабат[3] бояд кард?
Ҷавоб: — Номи Холиқ ва ёд кардани мавт.
Савол: — Ризқ чист?
Ҷавоб: — Ҳар чӣ ба ту бирасад.
Савол: — Кадом кас аст, ҳар ҷо, ки равад, ӯро дӯст доранд?
Ҷавоб: — Соҳиби илму адаб.
Савол: — Хоб беҳтар ё бедорӣ?
Ҷавоб: — Золимро хоб беҳтар ва одилро бедорӣ.
Савол: — Он кадом кас аст, ки агар сад айб дошта бошад, бар вай айб нагиранд?
Ҷавоб: — Марди сахӣ.
Савол: — Чанд чиз аст, ки андӯҳро бибарад?
Ҷавоб: — Ду чиз: яке рафиқи мувофиқ, дуюм дидани рӯи дӯстони содиқ.
Савол: — Марди оқил кист?
Ҷавоб: — Он кӣ аз мухолафати дунё озурдаву дилтанг набошад.
Савол: — Олиҳиммат кист?
Ҷавоб: — Он кӣ неъмати охиратро бар неъмати дунё нагузинад.
Савол: — Кадом мараз аст, ки табиб ба иловҷи он фурӯ монад?
Ҷавоб: — Ҳамоқат[4] ва аблаҳӣ.

---

[1] Тавозӯъ – фурӯтанӣ.
[2] Аврод – ҷамъи вирд; такрори сухан ва фикр.
[3] Мувозабат – андешаи доимӣ.
[4] Ҳамоқат – аҳмақӣ.

Савол: — Кадом амал бояд кард, ки аз шарри[1] аҳли дунё амн[2] ҳосилояд?
Ҷавоб: — Бо дӯстон талаттуф[3] ва бо душманон мадоро.
Савол: — Он чӣ чиз аст, ки беҳтар аз зиндагонӣ ва бадтар аз марг бошад?
Ҷавоб: — Беҳтар аз зиндагонӣ некномӣ аст ва бадтар аз марг бадномӣ.
Савол: — Сиҳатии ҷисм дар чӣ чиз аст?
Ҷавоб: — Ба иштиҳои содиқ таом хӯрдан ва ҳанӯз андаке аз иштиҳо боқӣ аст, ки даст аз таом боз кашидан.
Савол: — Дӯст кадом аст?
Ҷавоб: — Он кӣ айбҳои туро бипӯшад ва ҳунарҳои туро зоҳир кунад.
Савол: — Инсон аз кадом амал маҳбуби дилҳо шавад?
Ҷавоб: — Аз ростмуомалагӣ ва шукуфтарӯӣ.
Савол: — Аз неъматҳои дунё чанд чиз хуштар аст?
Ҷавоб: — Яке фарзанди солеҳ[4]; дувум: давлат аз касби ҳалол; савум: зани неккирдор ва соҳибҷамол;
Савол: — Нишони дӯсти содиқ чист?
Ҷавоб: — Он кӣ дар некӣ ёрии ту кунад ва аз бадӣ туро нофеъ[5] ояд ва боздорад.

[1] Шар – бад.
[2] Амн – амният.
[3] Талаттуф – лутфу меҳрубонӣ.
[4] Солеҳ – нексират, покдил.
[5] Нофеъ – нафъ.

# АЗ «ПАНДНОМА»-И ҲУКАМО[1]

Ҳар кӣ накнад эҳтиёти корҳо,
Бар дилаш охир нишинад борҳо.

Ҷомаро бар тан нашояд дӯхтан,
Бояд аз мардон адаб омӯхтан.
(Фаридаддини Аттор).

Ҳар кӣ аз ин хислатҳо худро дур надорад, ба ифлос[2] дармонад, агарчанде, ки молики[3] сад ҳазор бошад:

Аввал: — Бавл кардани бараҳна хоҳ ба рӯз, хоҳ ба шаб.

Дувум: — Чуст[4] таом хӯрдан.

Савум: — Нонрезаҳоро хор доштан.

Чаҳорум: — Сиру пиёз ба пӯст мондан.

Панҷум: — Ба шаб хона рӯфтан.

Шашум: — Пеши номаҳрамон будан.

Ҳафтум: — Падару модарро ба ном хондан.

Ҳаштум: — Ба ҳар чӯбе дандон кофтан.

Нӯҳум: — Ба гил ва хок даст шустан.

Даҳум: — Бар остонаи дар нишастан.

Ёздаҳум: — Дар ҷои бад таҳорат кардан.

---

[1] Дар Китобхони миллии ба номи Фирдавсӣ таҳти рақами 44 бо номи «Пандномa» – и Ҳукамо маҳфуз аст (дастнавис). Дар «Маҷмаъ – ул – калом» (дастнавис) «Пандномa» ба номи Муҳаммад – пайғамбар нисбат дода шудааст.
[2] Ифлос – бенавоӣ, муфлисӣ, камбағалӣ.
[3] Молик – соҳиб, хӯҷаин.
[4] Чуст – чақон, зуд, тез.

Дувоздаҳум: — Дегу косаро ношуста гузоштан.

Сездаҳум: — Ҷомаро пӯшида дӯхтан.

Чаҳордаҳум: — Дасту рӯй бо доман пок кардан.

Понздаҳум: — Ҷомаҳои худро ночида гузоштан.

Шонздаҳум: — Дар хонаҳои худ анкабут[1] гузоштан.

Ҳафтдаҳум: — Аз масҷид зуд баромадан.

Ҳаждаҳум: — Аз соилон[2] нон харидан.

Нуздаҳум: — Фарзанди худро дуои бад кардан.

Бистум: — Каломи фаҳш ва дурӯғ гуфтан.

Бисту якум: — Модару падарро бараҳна дидан.

*(Нигаред ба саҳ 174 то 178)*

---

[1] Анкабут – тортанак.
[2] Соил – гадо.

# АБДУЛЛОҲИ АНСОРӢ

«…се сад ҳазор ҳадис... маро ба зикр буд».

Номи пуррааш Абуисмоил Абдуллоҳ ибни Абумансур Муҳаммад буда, шоир ва нависандаи форсу тоҷик аст ва бо лақабҳои «Пири Ансорӣ», «Пири Ҳиравӣ», «Пири Ҳирот» шӯҳрат дорад. Абдуллоҳи Ансорӣ намояндаи адабиёти ирфонӣ буда, 2-юми шаъбони соли 396 (майи 1006) дар Ҳирот дар оилаи дӯкондор таваллуд шудааст. Дар чорсолагӣ ба мактаб рафта илмҳои фиқҳ, тафсир, ҳадис ва адабро дар мадрасаҳои Ҳирот ва Нишопур омӯхтааст. Зеҳн ва ҳофизаи мустаҳкам доштааст. Чунончи, худ навишта:

«Маро ҳафтод ҳазор байт аз ашъори араб ёд буд ва сад ҳазор низ форсӣ метавон гуфт, аз ашъори мутақаддимин[1] ва мутааххирин,[2] ки ҳар як дурре буд носуфта...»

Вай ба шогирдии олими машҳур - Шайх Абдулҳасани Харақонӣ (фавташ соли 425/1033) дохил шуда, ба тасаввуф майл намуда, дар рӯҳияи ин таълимот ба забонҳои форсӣ ва арабӣ асарҳо навиштааст.

Мувофиқи маълумоти сарчашмаҳои адабӣ шумораи асарҳои ӯ ба 15 номгӯй мерасанд. То ба давраи мо як қисм асарҳои ӯ расидааст. Рисолаҳои тасаввуфии «Манозил-ус-соирин» (дар аввали соли 480) «Канз-ус-соликин», асари рамзу тамсилии «Анис-ул-муриддин ва шамс-ул-маҷолис». Асарҳои на он қадар калонҳаҷми дидактикии «Насиҳатномаи вазир», рисолаи «Тӯҳфат-ул-мулук» («Тӯҳфат-ул-вузаро»), «Муноҷотнома», «Илоҳинома», «Мақомот», «Суханҳои Абдуллоҳи Ансорӣ». Рисола «Дар баёни дарвешӣ», «Анвор-ут-таҳқиқ» ва рисолаи «Сад майдон» (446/1054-55) барои шогирдон ба қалами ӯ тааллуқ дорад.

---

[1] Мутақаддимин – ҷамъи мутақаддим; пешина, қадим.
[2] Мутааххирин – ҷамъи мутааххир; оянда, пас, сонӣ.

Дар асарҳои ӯ танқиди беадолатиҳои замон, зулму золимии давр ва арбобони замонаш, дар мазамматиахлоқи замима[1] ва сӯфиёну рӯҳониёни риёкор, дар тарғиби адолат, ахлоқи ҳамида, ҷавонмардию накӯкорӣ ва дӯстӣ зоҳир мешавад. Инсондӯстӣ аз ҷумлаи ҳамин ҷиҳатҳои солими ақидаҳои ӯст. Насри мусаҷҷаъ, ки баъдтар дар адабиёти форсу тоҷик идома ёфтааст, аз таълифоти Ансорӣ оғоз шудааст.

Абдуллоҳи Ансорӣ 14 муҳаррами 481 (6 июли 1088) дар Ҳирот вафот мекунад ва ӯро дар он ҷо дафн менамоянд.

То имрӯз матни интиқодии асарҳои ӯ вуҷуд надорад, ҳашт асари хурдҳаҷми ӯ: «Илоҳинома», «Канз-ус-соликин», «Воридот», «Қаландарнома», «Ҳафт ҳисор», «Муҳаббатнома», «Мақулот», «Дилу ҷон» дар як куллиёт аз тарафи Султон Ҳусайни Гунободӣ ва Воҳиди Дастгардӣ дар соли 1319 (1940) дар Теҳрон ба табъ расидааст.[2]

***

1. Рисолаи дидактикии ин донишманд бо номҳои «Тӯҳфат-ул-мулук» ҳашт, «Тӯҳфат-ул-вузаро» чор, «Чиҳил-боб» панҷ маротиба чоп шуда ва «Тӯҳфат-ул-салотин» бо чопи сангӣ машҳур аст.

2. Рисолаи «Тӯҳфат-ул-мулук» ҳаҷман хурд бошад ҳам, дар мавзӯи ахлоқи писандида ва тарзи давлатдорию бақои он, барои шоҳон ва доираи васеи хонандагони давру замон бо забони дарӣ-тоҷикӣ таълиф ёфта, хусусияти

---

[1] Замима – зишт, нописанд.

[2] З.Н. Ворожейкина – «Описание персидских и таджикских рукописей Института Востоковедения», выпуск 7, Москва, «Наука» 1980, стр. 59 – 62.

тарбиявӣ дошта, соҳибназаронро ба сӯи покӣ ҳидоят менамояд.

Санаи таълифаш номаълум буда, бо дебочаи хурдакаке оғоз меёбад.

## ТӮҲФАТ-УЛ-МУЛУК[1]

«...агар ҳар фард нафси худро ислоҳ кунад, давлату миллатро низ идора карда метавонад».

(Абӯалӣ ибни Сино)

«...аммо баъд бидон, ки ин рисолаест муштамил[2] бар он, ки ҳукамо аз китоби қудамо ихтиёр карданд ва фавоиди бисёр дар зимни ҳар ҳуруфе марқум[3] мешавад аз ҳар рамзе канзе[4] ва аз ҳар ишорате башорате[5] мустафод[6] аст ва ин рисола мавсум аст ба «Тӯҳфат-ул-мулук» мансуб ба чиҳил боб ва ба ҳар боб чаҳор насиҳат».

**Боби аввал** дар он, ки чаҳор чиз подшоҳиро нигоҳ дорад: 1) риоят ва; 2) муҳофизати дин; 3) вазирини ботамкин; 4) нигоҳ доштани азм ва нигоҳ доштани ҷазм[7]:

**Боби дувум** дар он, ки чаҳор чиз натавон кард, илло[8] ба чаҳор чиз: 1) подшоҳӣ натавон кард, илло ба адолат; 2) муҳаббат натавон кард, илло ба тавозӯъ; 3) душман ҳалок натавон кард, илло ба дӯстӣ; 4) ба мурод натавон расид, илло ба сабр;

---

[1] Дар маҷмӯаи «Сад панди ҳазрат». Тошканд 1325 ҳиҷрӣ, рисола бо номи «Пандномa» – и Фаридаддини Аттор ёд мешавад.

[2] Муштамил – дарбаргирифта.

[3] Марқум – қайд; навишта.

[4] Канз – ганҷ, хазина.

[5] Башорат – хабари хуш, мужда.

[6] Мустафод – маълум.

[7] Ҷазм – нияти қатъӣ.

[8] Илло – ба ҷуз, ғайр аз, магар, магар ин ки.

**Боби саввум** дар он, ки чаҳор чизро аз чаҳор чиз чора нест: 1) подшоҳиро аз сиёсат; 2) вузароро аз амонат; 3) раъиятро аз риоят; 4) лашкарро аз тарбият;

**Боби чаҳорум** дар он, ки чаҳор чизро чаҳор чиз эҳтиёҷ аст: 1) султонро ба вазири доно; 2) далеронро ба силоҳ; 3) илмро ба амал; 4) ваъдаро ба вафо;

**Боби панҷум** дар он, ки чаҳор чизро вирд[1] бояд сохт: 1) дӯсти доноро ба даст овардан; 2) бо бародарон накӯӣ кардан; 3) дар ободонӣ кӯшидан; 4) бар халқи Худой бахшидан;

**Боби шашум** дар он, ки чаҳор чиз набояд, то ҳасрат[2] набошад: 1) руҷӯи[3] корҳо ба носазоён; 2) накӯӣ ба нокасон; 3) бадӣ ба некон; 4) шитоб дар фиску исён[4];

**Боби ҳафтум** дар он, ки чаҳор чиз бар ҳама халқ некӯст: 1) адолат ва ростӣ; 2) ақлу хирад; ё) сабру сукун; 4) шарм ва ҳаё;

**Боби ҳаштум** дар он, ки чаҳор чиз бар ҳама халқ бад аст: 1) буғзу[5] ҳасад; 2) уҷбу[6] нахват[7]; 3) хашму ғазаб; 4) касолату[8] бенамозӣ[9];

**Боби нӯҳум** дар он, ки чаҳор чиз офати султон аст: 1) ғафлати амирон; 2) хиёнати дабирон[10]; 3) густохии ҳақирон; 4) ҳасади бадназарон;

**Боби даҳум** дар он, ки чаҳор касро мадоро бояд кард: 1) бо султони ситамкор; 2) бо тоифаи ноҳушёр; 3) бо мардуми бемор; 4) бо ёри накӯкор;

---

[1] Вирд – кори ҳаррӯза, такрори доимӣ
[2] Ҳасрат – пушаймонӣ.
[3] Руҷӯъ – супурдан.
[4] Исён – гуноҳ, ҷурм.
[5] Буғз – кина.
[6] Уҷб – мағрур.
[7] Нахват – такаббур.
[8] Касолат – сустӣ, танбалӣ.
[9] Бенамозӣ – нопокӣ.
[10] Дабир – мирзо, котиб.

**Боби ёздаҳум** дар он, ки чаҳор чиз мӯҷиби суботи салтанат аст: 1) адолат ва шуҷоат; 2) мурувват[1] ва футувват[2]; 3) саховат ва атият[3]; 4) марҳамат ва шафқат;

**Боби дувоздаҳум** дар он, ки чаҳор чиз мӯҷиби некбахтӣ аст: 1) асли пок; 2) дасти пок; 3) дили пок; 4) раъйи мустақим;

**Боби сенздаҳум** дар он, ки чаҳор чиз мӯҷиби ҷамъият аст: 1) амният; 2) неъмат; 3) фароғат; 4) истиқомат[4];

**Боби чаҳордаҳум** дар он, ки чаҳор чиз боиси давлат аст: 1) фарриздонӣ[5]; 2) таъйиди[6] осмонӣ; 3) аҳкоми писандида; 4) имоми баргузида;

**Боби понздаҳум** дар он, ки чаҳор чиз мӯҷиби бадбахтӣ аст: 1) коҳилӣ; 2) ҷоҳилӣ; 3) нокасӣ; 4) бекасӣ;

**Боби шонздаҳум** дар он, ки риояти чаҳор чиз ба ҳама кас шарт аст: 1) тоат; 2) насиҳат; 3) шафқат; 4) амонат;

**Боби ҳафтдаҳум** дар он, ки чаҳор чиз мӯҷиби шодмонӣ аст: 1) навохти султон; 2) дуои зоҳидон; 3) санои бузургон; 4) дидани дӯстон;

**Боби ҳаждаҳум** дар он, ки бар чаҳор чиз мағрур набояд шуд: 1) қурби[7] султон; 2) зӯҳди[8] шабзиндадорон; 3) панди ҳосидон; 4) дӯстии занон;

**Боби нуздаҳум** дар он, ки чаҳор чиз корҳо тамом кунад: 1) пайвастан бо бузургон; 2) шунидани панди дӯстон; 3) тафаккур дар достон; 4) пайравии ростон[9];

---

[1] Мурувват – ҳимматбаландӣ.
[2] Футувват – ҷавонмардӣ, саҳо.
[3] Атият – карам, бахшиш.
[4] Истиқомат – пойдорӣ, сиҳатӣ.
[5] Фарриздонӣ – иҷрои супориши ҳатмӣ.
[6] Таъйид – ёрмандӣ, мадад.
[7] Қурб – наздикӣ.
[8] Зуҳд – порсоӣ, парҳезкорӣ.
[9] Ростон – росткор.

**Боби бистум** дар он, ки чаҳор чиз нишони аблаҳӣ аст: 1) уҷбу такаббур; 2) айб ҷустан; 3) бахилӣ кардан; 4) аз сифла[1] умеди беҳӣ доштан;

**Боби бисту якум** дар он, ки чаҳор чиз нишони саодат аст: 1) қавли рост; 2) аҳди дуруст; 3) тавозӯъ дар ҳама ҳол; 4) саъй дар касбу камол;

**Боби бисту дувум** дар он, ки чаҳор чиз нишони шақоват[2] аст: 1) сӯҳбат доштан бо ҷоҳилон; 2) накӯӣ кардан ба бадон; 3) насиҳат шунидан аз ҷоҳилону фузулон[3]; 4) амал кардан ба қавли занон;

**Боби бисту севум** дар он, ки аз чаҳор чиз эҳтироз бояд кард: 1) уҷбу такаббур; 2) хашму ғазаб; 3) бухлу имсок[4]; 4) шитобу таъҷил;

**Боби бисту чаҳорум** дар он, ки чаҳор чиз мӯҷиби фалокат аст: 1) хабисӣ[5] ва ғайбат; 2) такаббур ва нахват[6]; 3) ҳасад ва ҳамоқат[7]; 4) тамаъ ва шаҳват[8];

**Боби бисту панҷум** дар он, ки чаҳор чиз мӯҷиби тараққӣ бошад ва осоиш: 1) тарки ҳавову ҳавас; 2) ихтиёри лутфу мадоро; 3) таҳаммул[9] дар қазо; 4) шукр бар ато;

**Боби бисту шашум** дар он, ки чаҳор чизро тағйир мумкин нест: 1) гардонидани қазоро[10]; 2) ботил кардани ҳақро; 3) некӯӣ кардан бадхӯро; 4) хушнуд кардани халқро;

**Боби бисту ҳафтум** дар он, ки чаҳор чизро хурд набояд донист: 1) душман; 2) оташ; 3) сел; 4) беморӣ;

---

[1] Сифла – паст, нокас.
[2] Шақоват – бадбахтӣ.
[3] Фузулӣ – сафсатагӯӣ, сергапӣ.
[4] Имсок – мумсикӣ.
[5] Хабисӣ – палидӣ, бадкорӣ.
[6] Нахват – худбинӣ, худпарастӣ.
[7] Ҳамоқат – аблаҳӣ.
[8] Шаҳват – ба маънои нафс.
[9] Таҳаммул – сабр, тоборварӣ.
[10] Қазо – ҳукм; амал; тақдир.

**Боби бисту ҳаштум** дар он, ки чаҳор чиз подшоҳиро мухил[1] аст: 1) зулми амир; 2) хиёнати дабир; 3) ғафлати вазир; 4) хорӣ бар асиру ситам бар ҳақир;

**Боби бисту нӯҳум** дар он, ки чаҳор чизро бақо набувад: 1) ҳокими золимро; 2) вазири бехабарро; 3) моли ҳаромро; 4) гардиши айёмро;

**Боби сивум** дар он, ки чаҳор чиз ба чаҳор чиз тамом шавад: 1) дониш ба ақл; 2) тоат ба вараъ[2]; 3) амал ба сидқ; 4) неъмат ба шукр;

**Боби сиву якум** дар он, ки чаҳор чиз оқибати чаҳор чиз аст: 1) оқибати хашм пушаймонӣ; 2) оқибати лаҷоҷ[3] расвоӣ; 3) оқибати бадгӯӣ душманӣ; 4) оқибати коҳилӣ хорӣ;

**Боби сиву дувум** дар он, ки чаҳор чиз шахсро заиф мекунад: 1) душмани бешумор; 2) қарзи бисёр; 3) касрати[4] аёл; 4) хаёли маҳол[5];

**Боби сиву севум** дар он, ки чаҳор чиз чаҳор чиз оварад: 1) хомӯшӣ роҳат; 2) фузулӣ (пургӯӣ), маломат; 3) саховат меҳтарӣ[6]; 4) шукр афзунӣ;

**Боби сиву чаҳорум** дар он, ки чаҳор чиз чаҳор чизро бибарад: 1) шаҳват қувват; 2) касолат давлат; 3) носипосӣ[7] неъмат; 4) такаббур мурувват;

**Боби сиву панҷум** дар он, ки чаҳор чизро натавон ёфт: 1) сухани гуфтаро; 2) тири андохтаро; 3) қазои рафтаро; 4) умри гузаштаро;

**Боби сиву шашум** дар он, ки чаҳор корро кардан чаҳор чиз ёфтан аст: 1) савол карданро хорӣ; 2) оқибати

[1] Мухил – халалрасон.
[2] Вараъ – порсоӣ, парҳезкорӣ, диндорӣ.
[3] Лаҷоҷ – хусумат.
[4] Касрат – бисёрӣ.
[5] Маҳол – мартаба, ҷой (бемаҳал, беҳуда).
[6] Меҳтарӣ – бузургӣ.
[7] Носипосӣ – ношукрӣ.

наандешидан пушаймонӣ; 3) ҳазл гуфтанро сабуксорӣ[1]; 4) ба подшоҳ далерӣ карданро ҳалокӣ;

**Боби сиву ҳафтум** дар он, ки чаҳор чиз далели нодонӣ аст: 1) бо ноозмуда далерӣ кардан; 2) аз занон умеди вафо доштан; 3) бо кӯдак сӯҳбат доштан; 4) бар аблаҳ эътимод кардан;

**Боби сиву ҳаштум** дар он, ки чаҳор чиз нуқсони умр аст: 1) ба пирӣ муҷомаати[2] бисёр кардан; 2) ба серӣ ба гармоба рафтан; 3) мева ва қадид[3] хом хӯрдан; 4) бо занони пир сӯҳбат доштан;

**Боби сиву нӯҳум** дар он, ки чаҳор чиз чаҳор касро набошад: 1) дурӯғро мурувват; 2) бахилро саодат; 3) ҳасудро роҳат; 4) бадхӯро меҳтарӣ;

**Боби чиҳилум** дар он, ки чаҳор чиз асли саодати дуҷаҳонӣ ва мудовидоти[4] ҷовидонист: 1) фармон бурдани Ҳақтаъоло; 2) мутобаъати[5] расулуллоҳ... 3) хушнудии модару падар ризо доштан; 4) хидмати уламову[6] сулаҳову[7] фуқаро ва шафқат ба халқи Худои таъоло ҷалла[8] ҷалола[9];

---

[1] Сабуксорӣ – беандешагӣ.
[2] Муҷомаат – ҳамбистарии зану мард.
[3] Қадид – гӯшти бо намак хушкшуда.
[4] Мудовидот – даво.
[5] Мутобаъат – пайравӣ, фармонбардорӣ.
[6] Уламо – ҷамъи олим.
[7] Сулаҳо – ҷамъи солеҳ, покдил, порсо.
[8] Ҷалла – бузург.
[9] Ҷалол – бузург, азамат, шукӯҳ.

# ФАРИДУДДИНИ АТТОР

Ҳафт шаҳри ишқро Аттор гашт,
Мо ҳанӯз андар хами як кӯчаем.
(Мавлонои Румӣ)

Фаридаддин ибни Муҳаммад ибни Иброҳим Аттор ибни Исҳоқи Нишопурӣ яке аз устодони машҳури ахлоқ ва намояндаи адабиёти аҳли тасаввуф буда, аз худ мероси сершумори тарбиявию ахлоқӣ боқӣ гузоштааст: нусхаи «Ихвон-ус-сафо», «Ҷавоҳир-уз-зот», «Мазоҳир-ул-аҷоиб», «Уштурнома», «Абирнома», «Асрорнома», «Мантиқ-ут-тайр», «Хисравнома», «Илоҳинома» «Мухторнома», «Шарҳ-ул-қалб», «Тазкират-ул-авлиё», «Мусибатнома», «Пандномa», «Девони қасоиду ғазалиёт» ва чил рисолаи дигар.

Шумораи осори Атторро тазкиранависон аз 114 то 190 номгӯй шумурдаанд. Муаллифи тазкираи «Рӯзи равшан» қайд мекунад, ки:

«умри Шайх 114 сол буда, ашъораш як лаку чиҳил ҳазор ба шумор омада...».[1]

Мусаннифи тазкираи «Ништари ишқ»[2] мавқеи ҳаёти иҷтимоии ӯро ин тавр ба қалам додааст:

«Исми шарифи ӯ Хоҷа Фаридаддин бувад. Майкаши хумхонаи[3] ҳақиқат аст ва боданӯши майхонаи тариқат.[4] Ғаввоси[5] баҳри маонист ва шиновари муҳити ирфонӣ[6]. Баҳра зи хори улум аст ва дарёи азими фуҳуми оламни илми

---

[1] Тазкираи – «Рӯзи равшан» – аз таълифоти Мавлавӣ Муҳаммад Музаффар Ҳусайни Сабо, Теҳрон 1343, саҳ. 552. (КДР ба номи Фирдавсӣ, таҳти №5793).

[2] Тазкираи – «Ништари ишқ» – аз таснифоти Ҳусайнқулихони Азимободӣ, Душанбе, «Дониш», 1983, китоби 3 – юм, саҳ.971.

[3] Хумхона – шаробхона.

[4] Тариқат – роҳу равиш.

[5] Ғаввос – оббоз.

[6] Ирфон – маърифат.

Раббонист, мақбули даргоҳи яздонӣ. Шери бешаи таҳқиқ асту асади[1] наистони тадқиқ, орифи биллоҳи фано-фӣ-иллайҳӣ[2]; сари ҳалқаи авлиёи кибору сари силсилаи машоихи[3] суфияи номдор бувад. Мавлуду маншояш Нишопур аст. Ба ду куният иштиҳор дошт: Абуҳомид ва Абубакр Фаридаддин лақаби ӯст. Исми волиди моҷиддаш[4] Муҳаммад бини Иброҳими Аттор аст. Дар санаи 513 дар аҳди Султон Санҷар қудуми[5] саодати лузум ба маҳду[6] ҷуд[7] ниҳод. Бас рутбаи олӣ ва мартабаи софӣ дошт. Таснифоти ӯ дастуруламали аҳли сулук, аст, агар чи аз овони туфулият манзури назари тарбияти Қутбиддини Садри Абдол бувад. Аммо ба сабаби дарвешӣ, ки нақли он дар «Нафаҳот-ул-унс»[8] марқум[9] аст, тарки дӯкони атторӣ намуда, билкуллия[10] машғул ба таҳсили улуми тасфияи[11] ботинӣ гардид ва хирқаи хилофат аз дасти Шайх Маҷидуддини Бағдодӣ ба бар кашид ва баъд аз усули дараҷаи камол ҳафт сол дар тадвин[12] ва таълифи мақолоти суфия ва аҳволи эшон гузаронид. Чунончи, абвоб[13]-ул-маонӣ асрори тавҳид[14] чандон ки бар вай мафтуҳ[15] шуд,

---

[1] Асад – шер.
[2] Орифи биллоҳи фано-фӣ-иллайҳӣ – донои мафтуншуда ба Худо.
[3] Машоих – ҷамъи шайх.
[4] Моҷидда – машҳур.
[5] Қудум – омадан.
[6] Маҳд – гаҳвора.
[7] Ҷуд – фазилат.
[8] «Нафаҳот – ал – унс» – асари Абдураҳмони Ҷомӣ.
[9] Марқум – навишта.
[10] Билкуллия – тамоман.
[11] Тасфия – тоза.
[12] Тадвин – навиштани девон.
[13] Абвоб – ҷамъи боб.
[14] Тавҳид – эътиқод.
[15] Мафтуҳ – фатҳ.

ҳеҷ кас ба он пай набурда каломи файзи илтиёми[1] ҳодди[2] соликони[3] масолики[4] тариқат аст.

Охираш, дар ҳангомаи[5] тохти Ҳалокухон ва фитрати[6] Чингизхон дар қатли Нишопур муғуле... «аз он лашкар Атторро ба мақтал[7] кашид. Шайх гуфт, ки кулоҳи намадӣ бар сару шамшери мисрӣ бар камар, барои тороҷу қатл аз Туркистон омадӣ ва медонӣ, ки дар ин парда туро намешиносам...».[8]

Муғул хост, ки Шайхро ба қатл расонад. Шахсе пайдо шуд ва гуфт, ки ин касро макуш, ман ба ивази хуни ин ҳаждаҳ ҳазор дирҳам медиҳам.[9]

Шайх (ба муғул) гуфт:

— Эй оқо, маро мафрӯш, ки қимати ман зиёда аз ин аст, баъд аз он чун андаке роҳ қатъ намуд, шахси дигар пеш омаду гуфт, ки ин пирро макуш ва ба дасти ман бифрӯш, баҳои қимати вай як тӯбра[10] коҳ хоҳам дод.

Шайх гуфт:

— Бифрӯш, ки беш аз ин намеарзам. Муғул ба қаҳр рафта Шайхро ба 22 ҷимод-ул-охири санаи 627 шарбати шаҳодат чашонид.

---

[1] Илтиём – васл.
[2] Ҳод (д) ӣ – бурро.
[3] Солик – пайрав.
[4] Масолик – ҷамъи маслак; роҳу равиш.
[5] Ҳангома – ҷамъомада.
[6] Фитрат – муҳориба.
[7] Мақтал – қатлгоҳ.
[8] Ҳамон – тазкираи «Рӯзи равшан».
[9] Дирҳам – дирам; пули нукра.
[10] Тӯбра – тӯрба.

# АЗ «ПАНДНОМА»

Ҳавоюю кибру уҷубу шаҳвату оз,[1]
Дурӯғу хашму бухлу ғафлату ноз.
Ҳама сар дар каминат мешинонанд,
Ки то чу бар ту ногаҳ даст ёбанд.

**Дар баёни накӯҳиши нафси аммора[2]**

Оқил он бошад, ки ӯ шокир бувад,
В-он гаҳе бар нафси худ қоҳир[3] бувад.
Ҳар кӣ хашми худ фурӯ хӯрд, эй ҷавон,
Бошад ӯ аз растагорони ҷаҳон.
Он бувад аблаҳтарини мардумон,
К-аз паи нафсу ҳаво бошад давон.
В-он гаҳе пиндорад он торикрой
Хоҳад омурзиданаш[4] охир Худой,
Гарчи дарвешӣ бувад сахт, эй писар,
Ҳам зи дарвешӣ набошад хубтар.
Ҳар кӣ ӯро нафси тавсан[5] ром шуд,
Аз хирадмандони некӯном шуд.
Дар риёзат нафси бадро гӯшмол,
То наяндозад туро андар вубол.[6]
Ҳар кӣ хоҳад, то саломат монад ӯ,
Аз ҷамии хулқ рӯ гардонад ӯ.
Мардумонро сар ба сар дар хоб дон,
Гашт бедор, он ки рафт аз ҷаҳон.
Он кӣ ранҷонад туро, узраш пазир,
То биёбӣ мағфират, бар вай магир!

---

[1] Оз – гурусначашмӣ.
[2] Аммора – амркунанда.
[3] Қоҳир – қаҳркунанда, (дар нусхаи дигар) «Қодир» – тавоно.
[4] Омурзидан – афв, бахшиш.
[5] Тавсан – саркаш.
[6] Вубол – гуноҳ.

Ҳақ надорад дӯст халқозорро,
Нест ин хислат яке диндорро.
Аз ситам ҳар к-ӯ дилеро реш кард,
Он ҷароҳат бар вуҷуди хеш кард.
Он кӣ дар банди дилозорӣ бувад,
Дар уқубат кори ӯ зорӣ бувад.
Эй писар, қасди дилозорӣ макун!
В-аз Худои хеш безорӣ макун!
Хотири касро маранҷон, эй писар!
Варна хӯрдӣ захм бар ҷон, эй писар!
Номи мардум ҷуз ба некӯӣ мабар,
Гар ҳамехоҳӣ, ки гардӣ мӯътабар.
Қуввати некӣ надорӣ, бад макун!
Бар вуҷуди худ ситам беҳад макун!
Рав, забон аз ғайбати мардум бибанд,
То набинӣ дасту пои худ ба банд!
Ҳар кӣ аз ғайбат забонаш баста нест,
Он чунон кас аз уқубат раста нест.

## Дар баёни сабаби офият[1]

Офиятро гар бихоҳӣ, эй азиз!
Метавонӣ ёфтан дар чор чиз:
Эминиву неъмат андар хонадон,
Тандурустиву фароғат баъд аз он.
Чунки бо неъмат амонӣ бошадат,
Офиятро з-он нишоне бошадат.
Бо дили фориғ чу бошӣ тандуруст,
Дигар аз дунё набояд ҳеҷ ҷуст.
Бар маёвар, то тавонӣ коми нафс,
То наяфтӣ, эй писар, дар доми нафс.
Зери пой овар ҳавои нафсро,
Кам бад-ӯ деҳ баҳраҳои нафсро.

---

[1] Офият – осудаҳолӣ, саломатӣ.

Нафсу шайтон мебаранд аз раҳ туро,
То бияндозанд андар чаҳ туро.
Нафсро сар кӯбу доим хор дор,
То тавонӣ, дураш аз мурдор дор.
Нафси бадро ҳар кӣ сераш мекунад,
Дар гунаҳ кардан далераш мекунад.
Хулқи худро дур дор аз ҳар маза,
То наяфтӣ дар балову дар база.[1]
З-обу нон то лаб шикамро пур масоз,
Ҳамчу ҳайвон баҳри худ охур масоз.
Рӯз кам хӯр, гарчи соим[2] нестӣ,
Пур махӯр, охир баҳоим[3] нестӣ!..
Хобу хӯр ҷуз пешаи инъом нест,
Хуфтагонро баҳра аз инъом нест.
Эй писар, бисёр хоҳӣ хуфт, хез!
Гар хабар аз рӯз дорӣ,— гуфт: хез!
Дил дар ин дунёи дун[4] бастан хатост,
Доман аз вай гар ту барчинӣ, равост.
Аз чӣ бандӣ дил ба дунёи дунӣ,
Чун наӣ ҷовид дар вай буданӣ.
Зоҳири худро маёрой, эй фақир,
То ки гардад ботинат бадри[5] мунир[6].
Толиби ҳар сурати зебо мабош,
Дар ҳавои атласу дебо[7] мабош...

[1] База – хато гуноҳ.
[2] Соим – рӯзадор.
[3] Баҳоим – чорпо.
[4] Дун – паст.
[5] Бадр – моҳи пурра, чордаҳрӯза.
[6] Мунир – мунаввар.
[7] Дебо – ҳарир.

## Дар баёни далоили шақоват

Чор чиз осори бадбахтӣ бувад,
Ҷоҳилию коҳилӣ сахтӣ бувад.
Бекасиву нокасӣ ҳар чор шуд,
Бахти бадро ин ҳама осор шуд.
Гар ҳамехоҳӣ, ки гардӣ сарбаланд,
Эй писар, бар худ дари роҳат бубанд!...

## Дар баёни аломати аблаҳӣ

Чор чиз омад нишони аблаҳӣ,
Бо ту гӯям, то биёбӣ огаҳӣ.
Айби худ аблаҳ набинад дар ҷаҳон,
Бошад андар ҷустани айби касон.
Тухми бухл[1] андар дили худ коштан,
В-он гаҳ уммеди саховат доштан.
Ҳар кӣ халқ аз хулқи ӯ хушнуд нест,
Ҳеҷ қадраш бар даре маъбуд[2] нест.
Ҳар кӣ ӯро пеша бадхӯӣ бувад.
Кори ӯ пайваста бадрӯӣ бувад.
Хӯи бад бар тан балои ҷон бувад,
Мардуми бадхӯ на аз инсон бувад.
Бухл шохе аз дарахти дӯзах аст,
Он бахилак аз сагони маслах[3] аст.
Рӯи ҷаннатро куҷо бинад бахил,
Пашшае афтода зери пои пил,
Бош аз бухли бахилон баргарон,
То набошӣ аз шумори аблаҳон.

---

[1] Бухл – бахилӣ.
[2] Маъбуд – дӯстдошта.
[3] Маслах – қассобхона.

## Дар баёни офият

Аз бало то раста гардӣ, эй азиз,
Боз бояд доштан даст аз ду чиз:
Рав, ту даст аз нафсу дунё боз дор!
То балоҳоро набошад бар ту кор!
Гар ба ҳирсу оз гардӣ мубтало,
Бо ту рӯ орад зи ҳар сӯ сад бало.
Он ки набвад ҳеҷ накдаш дар миён,
Ҳар куҷо бошад, бувад андар амон.
Нафси дунёро раҳо кун, эй писар!
То раҳӣ аз ҳар балову ҳар хатар!
Эй, басо кас, к-аз барои нафси зор,
Дар бало афтоду гашт аз ғам низор[1]
Аз барои нафс мурғи номурод,
Омаду дар доми сайёд уф (и) тод.
То дилат ором ёбад, эй писар,
Буду нобуди ҷаҳон яксон шумар.
Аз азоби қаҳри Ҳақ эмин мабош,
Дар пайи озори ҳар мӯъмин мабош.
Дар бало ёрӣ махоҳ аз ҳеҷ кас,
З-он ки набвад ҷуз Худо фарёдрас.
Ҳар киро ранҷондаӣ, узраш бихоҳ,
То набошад хасми[2] ту дар арзагоҳ.
Гар ғано[3] хоҳад касе аз Зулминан[4],
Дар қаноат метавонаш ёф(и)тан.

## Дар баёни ақлу оқилон

Ҳар киро акл асту дониш, эй азиз!
Дур бояд буданаш аз чор чиз,

---

[1] Низор – хароб, заиф.
[2] Хасм – душман.
[3] Ғано – тавоноӣ.
[4] Зулминан – Худо.

Кори худ бо носазо накнад раҳо,
Мардумӣ накнад ба ҷои носазо.
Ақл дорӣ, майли бадкорӣ макун,
З-ин чу бигзаштӣ, сабуксорӣ[1] макун!
Ҳар киро аз ҳилм дил равшан бувад,
Дар замона бо салоҳи[2] тан бувад.
То шавӣ пеш аз ҳама дар рӯзгор,
Даст бар нону намак бикшода дор.
То ту бошӣ дар замона додгар[3],
Зердастонро накӯ дор, эй писар!
Ҳар кӣ бар панди худ омад устувор,
Панди ӯро дигарон бананд кор.
Ҳар кӣ аз гуфтори худ бошад малул,[4]
Қавли ӯро дигаре накнад қабул.
Ҳар кӣ бошад дар замона нописанд,
Дур бош аз вай, чу ҳастӣ ҳушманд.
То савоби кор бинӣ сар ба сар,
Бар муроди худ макун кор, эй писар!

## Дар баёни амали чаҳор чиз

Бар ҳама кас нек бошад чор чиз,
Бо ту гӯям, ёд гираш, эй азиз!
Аввал он бошад, ки бошӣ додгар,
Ҳам зи ақли хеш бошӣ бохабар.
Бо шикебоӣ[5] тақарруб[6] кардан аст,
Ҳурмати мардум ба ҷой овардан аст.

---

[1] Сабуксорӣ – сабукфикрӣ.
[2] Салоҳ – некӣ.
[3] Додгар – одил.
[4] Малул – ғамгин, безор.
[5] Шикебоӣ – сабр, сабурӣ.
[6] Тақарруб – наздикӣ.

## Дар баёни хислати замима[1]

Чор чизи дигар, эй некӯсиришт,
Ҳаст аз ҷумла халоиқ неку зишт:
З-он чаҳор аввал ҳасадкинӣ бувад,
З-он гузаштӣ, уҷбу худбинӣ бувад.
Хашмро дигар фурӯ нахвардан аст,
Хислати чорум бахилӣ кардан аст.
Эй писар, кам гард гирди ин хисол,[2]
Аз барои он ки зишт аст ин фиол!
Ғаллу ғаш бигзору чун зар пок шав,
Пеш аз он ки хок гардӣ, хок шав!
Ҳирс бигзору қаноат пеша кун,
Охир, аз мурдан яке андеша кун!
Бо муҳиббон[3] бош доим ҳамнишин,
То тавонӣ, рӯи аъдоро[4] мабин!

## Дар баёни саодат ва насиҳат

Бар саодат чор чиз омад далел,
Шарҳи ин ҳар чор бишнав, эй халил![5]
Аз саодат ҳар киро бошад нишон,
Бошадаш тадбирҳо бо дӯстон.
Ҳар киро бошад саодат раҳнамой,
Сабр дорад аз ҷафои носазой.
Ҳар киро бахту саодат гашт ёр,
Дар ҷаҳон бошад ба душман созгор.
Гар ту худ нори ҳаворо[6] куштаӣ,
Дон, ки аз аҳли саодат гаштаӣ.

---

[1] Замима – бад, зишт.
[2] Хисол – ҷамъи хислат.
[3] Муҳиб – дӯст.
[4] Аъдо – душманон.
[5] Халил – дӯст.
[6] Нори ҳаво – оташи ҳавас, хоҳиш.

Гар бувад бо дӯстон тадбири ту,
Ёр бошад давлати шабгири[1] ту.
Аз сари худ ҳар кӣ коре мекунад,
Бахту давлат з-ӯ фирорӣ[2] мекунад.
Душмани худро набояд зад табар,
Гар тавонӣ, кушт ӯро бо шакар.
То тавонӣ, ҷаври ноаҳлон бикаш,
Гар ҳамехоҳӣ, ки ёбӣ айши хваш.
Чун туро омад мақоми созгор,
Бар набандӣ рахт[3] з-он ҷо зинҳор,
Дар насиҳат он кӣ напзирад сухун,
Бо чунин кас панди худ зоеъ макун.
Хӯи бадро нек кардан мушкил аст,
Ҷаҳд кардан баҳри ӯ лоҳосил аст.
Бандаро гар нест дар коре ризо,
Кай тавонад бозгардонад қазо.
Ҳар кӣ ӯ истеза бо султон кунад,
Кори худро сар ба сар вайрон кунад.
Ҳар кӣ ӯ боғӣ[4] шавад аз подшоҳ
Рӯзи ӯ чун тирашаб гардад табоҳ.

**Дар баёни аломати мудбарон**

Чор чиз омад нишони мудбарӣ[5]
Ёд гираш, гар ту равшанхотирӣ.
Мудбарӣ бошад ба аблаҳ машварат,
Пас ба ҷоҳил додани симу зарат.

---

[1] Шабгир – охири шаб, саҳаргоҳ.
[2] Фирорӣ – гурезагӣ.
[3] Рахт – кӯч.
[4] Боғӣ – саркаш, исёнгар.
[5] Мудбар – бадбахт.

Ҳар кӣ панди дӯстон накнад қабул,
Дар ҳақиқат мудбар аст он булфузул.[1]
Ҳар кӣ аз дунё нагирад ибрате,
Ҳаст аз он мудбар ҷаҳонро нафрате.
Машварат ҳар кас, ки бо аблаҳ кунад,
Деви малъунаш ба шак гумраҳ кунад.
Он кӣ молу зар диҳад бо ҷоҳилон,
Ончунон кас кай бувад аз муқбилон.[2]
Зар чу ҷоҳилро ҳамеояд ба каф,
Мекунад исрофу месозад талаф.
Нашнавад аз дӯст мудбар пандро,
Аз ҷаҳолат бигсилад пайвандро,
Ибрате гир аз замона, эй ҷавон,
То набошӣ аз шумори мудбарон.
Ҳар киро аз ақл огаҳӣ бувад,
Назди ӯ идбор[3] гумроҳӣ бувад.

**Дар баёни он ки чаҳор чизро**
**ҳақир набояд шумурд.**

Чор чиз омад бузургу мӯътабар,
Менамояд хор, лекин дар назар:
З-он яке хасм асту дигар оташ аст,
Боз беморӣ, ки з-ӯ дил нохваш[4] аст.
Чорумин дониш, ки ороят туро,
Ин ҳама то хурд нанмояд туро.
Ҳар кӣ дар чашмаш адӯ бошад ҳақир,
Аз балои ӯ кунад рӯзе нафир[5]

---

[1] Булфузул – бешарм, лофзан.
[2] Муқбил – хушбахт, соҳиби иқбол.
[3] Идбор – бадбахтӣ.
[4] Нохваш – нохуш.
[5] Нафир – нафрат.

Зарраи оташ чу шуд афрӯхта,
Бинӣ аз вай оламеро сӯхта.
Илм агар андак бувад, хораш мадор,
З-он ки дорад илм қадри бешумор.
Ранҷи андакро бикун ғамхорагӣ!
Варна бинӣ аҷз дар беморагӣ.
Дарди сарро гар наҷӯяд кас илоҷ,
Хавфи он бошад, ки бад гардад мизоҷ!
Бош аз қавли мухолиф барҳазар,
Пеш аз он к-аз по дарой, эй писар!
Оташи андак тавон куштан ба об,
Вой, он соат, ки гирад илтиҳоб![1]

**Дар мазамматы хашму ғазаб**

Эй писар, ҳар кас, ки дорад чор чиз,
Чори дигар ҳам шавад мавҷуд низ:
Оқибат расвой ояд аз лаҷоҷ,[2]
Хашмро накнад пушаймонӣ илоҷ.
Бегумон аз кибр хезад душманӣ,
Ҳосил ояд хорӣ аз коҳилтанӣ.
Чун лаҷуҷӣ[3] дар миён пайдо шавад,
Банда аз шумии ӯ расво шавад.
Хашми худро чун агаҳ[4] ронд ҷоҳиле,
Ҷуз пушаймониш набвад ҳосиле.
Ҳар кӣ гашт аз кибр боло гарданаш,
Дӯстон гарданд охир душманаш.
Коҳилиро ҳар кӣ созад пешае,
Ояд аз хорӣ ба пояш тешае.
Хашми худро гар фурӯ нахрад касе,
Оқибат бинад пушаймонӣ басе.

---

[1] Илтиҳоб – шӯълазанӣ.
[2] Лаҷоҷ – хусумат, низо.
[3] Лаҷуҷӣ – ситезкорӣ, якравӣ.
[4] Агаҳ – онгаҳ, ногаҳ.

Ҳар кӣ ӯ афтодаву танпарвар аст,
Нест одам, камтар аз гову хар аст.

## Дар баёни бесаботии чаҳор чиз ва парҳез аз он

Чор чиз, эй хоҷа, кам дорад бақо,
Гӯш дор, эй мӯъмини некӯлиқо.
Ҷаври султонро бақо камтар бувад,
Пас итоби дӯстон хуштар бувад.
Дигар он меҳре, ки бинӣ аз занон,
Бебақо чун сӯҳбати ноҷинс дон.
Бо раият чун кунад султон ситам,
Мар варо бошад бақо дар мулк кам.
Гар туро аз дӯстон ояд итоб,
Кам бақо бошад чу хат бар рӯи об.
Гарчи бошад зан замоне меҳрубон,
Чун кам ояд баҳра, бикшояд забон.
Чун бо ноҷинсон нишинад одамӣ
Камтарак бинад зи эшон мардумӣ.
Зоғ чун фориғ зи бӯи гул бувад,
Нафраташ аз сӯҳбати булбул бувад.
Сӯҳбати ноҷинс ҷонкоҳӣ бувад,
Ҷумларо з-ин ҳол огаҳӣ бувад.
Чун туро ноҷинс ояд дар назар,
Эй писар, чун бод аз вай даргузар.

## Дар баёни он ки чаҳор чиз аз чаҳор чиз камол меёбад

Чор чиз аз чори дигар шуд тамом,
Чун шунидӣ, ёд медор, эй ғулом![1]
Дониши мард аз хирад гирад камол,[2]
Аз амал ният ҳамеёбад ҷамол.

---

[1] Ғулом – ба маънии кӯдак.
[2] Камол – фазилат.

Динат аз парҳез комил мешавад,
Неъматат аз шукр шомил[1] мешавад.
Ҳаст донишро камоле аз хирад,
Ниятатро бе амал кас нангарад,
Шукр неъматро камоле медиҳад,
Ғофилонро гӯшмоле медиҳад.
Шукр нокардан заволи неъмат аст,
Баҳраи шукр (ат) камоли неъмат аст.
Илмро бе ақл натвон кор баст,
Пеши беақлон намебояд нишаст.
Бе хирад дониш вубол аст, эй писар!
Илм мурғу ақл бол аст, эй писар!
Ҳар кӣ илме дораду набвад бар он,
Аз тариқи ақл бошад баргарон.

**Дар баёни он, ки бозгардонидани он муҳол аст**

Чор чиз аст он, ки баъд аз рафтанаш,
Аз маҳолот аст бозоварданаш.
Чун ҳадисе[2] рафт ногоҳ бар забон,
Ё ки тире ҷаст берун аз камон.
Боз чун орад ҳадиси гуфтаро,
Кас нагардонад қазои[3] рафтаро.
Боз кай гардад, чу тир андохтӣ,
Ҳамчунин умре, ки зоеъ сохтӣ.
Ҳар кӣ беандеша гуфтораш бувад,
Пас надоматҳои бисёраш бувад.
То нагуфтӣ, метавонӣ гуфтанаш,
Чун бигуфтӣ, кай тавон бинҳуфтанаш.

---

[1] Шомил – фарогиранда.
[2] Ҳадис – сухан, ривоят.
[3] Қазо – вакт, такдир фавт, ҳукми илоҳӣ.

## Дар баёни ғанимат донистани умр

Умрро медон ғанимат ҳар нафас,
Чун равад, дигар наёяд бозпас.
Ҳеҷ кас аз худ қазоро рад накард,
Ҳар кӣ розӣ аз қазо шуд, бад накард.
Ҳар кӣ мехоҳад, ки бошад дар амон,
Мӯҳр мебояд ниҳодан бар забон.
Месазад гар умрро дорӣ азиз,
Чун равад, пешаш нахоҳӣ дид низ.

## Дар баёни хомӯшӣ ва саховат

Ҳосилояд чор чиз аз чор чиз,
Ёд гир ин нукта аз ман, эй азиз!
Хомӯширо ҳар кӣ созад пешае,
Гардад эмин, набвадаш андешае.
Гар саломат боядат, хомӯш бош,
Гашт эмин, ҳар кӣ некӣ кард фош.
Аз саховат мард ёбад сарварӣ,
Шукр неъматро диҳад афзунтарӣ.
Ҳар кӣ ӯ шуд сокиту хомӯш кард,
Аз саломат кисвате[1] бар дӯш кард,
Гар ҳамехоҳӣ, ки бошӣ дар амон,
Рав, накӯӣ кун ту бар халқи ҷаҳон!
Ҳар киро одат шавад ҷуду[2] карам,
Дар миёни халқ гардад мӯҳтарам.
Ҳар кӣ кори нек ё бад мекунад,
Он ҳама медон, ки бо худ мекунад.
Эй бародар, бандаи маъбуд[3] бош,
То тавонӣ, бо сахову ҷуд бош!

---

[1] Кисват – яъне либос.
[2] Ҷуд – бахшиш.
[3] Маъбуд – дӯстдошта.

Динат аз парҳез комил мешавад,
Неъматат аз шукр шомил[1] мешавад.
Ҳаст донишро камоле аз хирад,
Ниятатро бе амал кас нангарад,
Шукр неъматро камоле медиҳад,
Ғофилонро гӯшмоле медиҳад.
Шукр нокардан заволи неъмат аст,
Баҳраи шукр (ат) камоли неъмат аст.
Илмро бе ақл натвон кор баст,
Пеши беақлон намебояд нишаст.
Бе хирад дониш вубол аст, эй писар!
Илм мурғу ақл бол аст, эй писар!
Ҳар кӣ илме дораду набвад бар он,
Аз тариқи ақл бошад баргарон.

**Дар баёни он, ки бозгардонидани он муҳол аст**

Чор чиз аст он, ки баъд аз рафтанаш,
Аз маҳолот аст бозоварданаш.
Чун ҳадисе[2] рафт ногоҳ бар забон,
Ё ки тире ҷаст берун аз камон.
Боз чун орад ҳадиси гуфтаро,
Кас нагардонад қазои[3] рафтаро.
Боз кай гардад, чу тир андохтӣ,
Ҳамчунин умре, ки зоеъ сохтӣ.
Ҳар кӣ беандеша гуфтораш бувад,
Пас надоматҳои бисёраш бувад.
То нагуфтӣ, метавонӣ гуфтанаш,
Чун бигуфтӣ, кай тавон бинҳуфтанаш.

---

[1] Шомил – фарогиранда.
[2] Ҳадис – сухан, ривоят.
[3] Қазо – вакт, тақдир фавт, ҳукми илоҳӣ.

## Дар баёни ғанимат донистани умр

Умрро медон ғанимат ҳар нафас,
Чун равад, дигар наёяд бозпас.
Ҳеҷ кас аз худ қазоро рад накард,
Ҳар кӣ розӣ аз қазо шуд, бад накард.
Ҳар кӣ мехоҳад, ки бошад дар амон,
Мӯҳр мебояд ниҳодан бар забон.
Месазад гар умрро дорӣ азиз,
Чун равад, пешаш нахоҳӣ дид низ.

## Дар баёни хомӯшӣ ва саховат

Ҳосил ояд чор чиз аз чор чиз,
Ёд гир ин нукта аз ман, эй азиз!
Хомӯширо ҳар кӣ созад пешае,
Гардад эмин, набвадаш андешае.
Гар саломат боядат, хомӯш бош,
Гашт эмин, ҳар кӣ некӣ кард фош.
Аз саховат мард ёбад сарварӣ,
Шукр неъматро диҳад афзунтарӣ.
Ҳар кӣ ӯ шуд сокиту хомӯш кард,
Аз саломат кисвате[1] бар дӯш кард,
Гар ҳамехоҳӣ, ки бошӣ дар амон,
Рав, накӯӣ кун ту бар халқи ҷаҳон!
Ҳар киро одат шавад ҷуду[2] карам,
Дар миёни халқ гардад мӯҳтарам.
Ҳар кӣ кори нек ё бад мекунад,
Он ҳама медон, ки бо худ мекунад.
Эй бародар, бандаи маъбуд[3] бош,
То тавонӣ, бо сахову ҷуд бош!

---

[1] Кисват – яъне либос.
[2] Ҷуд – бахшиш.
[3] Маъбуд – дӯстдошта.

Бош аз бухлу бахилон барҳазар!
То насӯзад мар туро нори сақар[1].

### Дар баёни чор чизе, ки хорӣ орад

Чор чиз аст, бар диҳад аз чор чиз,
Нашнавад ин нукта ҷуз аҳли тамиз.
Ҳар кӣ з-ӯ содир шавад ин чор кор,
Бинад он чори дигар беихтиёр.
Чун савол орад, гардад хор мард,
Монд танҳо, ҳар кӣ истихфоф[2] кард.
Ҳар кӣ дар поёни коре нангарад,
Оқибат рӯзе пушаймонӣ хварад.
Ҳар кӣ накнад эҳтиёти корҳо,
Бар дилаш охир нишинад борҳо.
Ҳар кӣ гашт аз хӯи бад носозгор,
Дӯстон бешак кунанд аз вай фирор.

### Дар баёни он чи одамиро шикаст орад

Одамиро чор чиз орад шикаст,
Бо ту гӯям, гӯш дор, эй ҳақпараст:
Душмани бисёру воми бешумор,
Ҷурми беҳаду аёли пурқатор.
Вой, мискине, ки ғарқи вом шуд,
Ҳар даме аз ғусса хуноншом шуд.
Ҳар киро бисёр бошад душманаш,
Хира гардад ҳар ду чашми равшанаш.
Ҳар киро ашғол[3] бисёраш бувад.
Дар замона зории кораш бувад.

[1] Сақар – дӯзах.
[2] Истихфоф – мурод аз бухл, таҳқир, ҳақорат.
[3] Ашғол – ҷамъи шуғл.

### Дар баёни он, ки умр зиёда кунад

Мефизояд умри мард аз чор чиз,
Ин насиҳат бишнав, эй ҷони азиз:
Аввал овардан ба гӯш овози х(в)аш
В-он гаҳе дидан ҷамоли моҳваш
Саввум ояд эминӣ бар молу ҷон,
Мефизояд умри мардумро аз он.
Он кӣ кораш бар муроди дил бувад,
Дар бақо афзунияш ҳосил бувад.

### Дар баёни он, ки умрро бикоҳад

Умри мардумро бикоҳад панҷ чиз,
Ёд дораш, чун шунидӣ, эй азиз!
Шуд яке з-он панҷ дар пирӣ ниёз,
Пас ғарибӣ в-он гаҳе ранҷи дароз.
Ҳар кӣ ӯ бар мурда андозад назар,
Умри ӯ бешак бикоҳад, эй писар!
Панҷум омад тарсу бим аз душманон,
Умрро инҳо ҳамедорад зиён.
Ҳар кӣ ӯ аз душмане тарсон бувад,
Кори ӯ ҳар лаҳза дигарсон бувад...

### Дар баёни боиси заволи салтанат

Чор чиз омад фасоди подшоҳ,
Бо ту мегӯям, вале дораш нигоҳ:
Аввал андар мамлакат ҷаври амир,
Дигар он ғафлат, ки бошад дар вазир.
Ранҷи шоҳ бошад хиёнат дар дабир,[1]
Бад бувад, гар қуввате ёбад асир.

[1] Дабир – муншӣ, котиб.

Чун кунад дар мулки шаҳ мире ситам,
Подшоҳро з-ин сабаб бошад алам.
Чун бувад ғофил вазири бехабар,
Мулки шаҳ аз вай бувад зеру забар.
Гар халал дар котиби девон[1] бувад,
Оқибат ранҷи дили султон бувад.
Гар асиронро шавад қувват падид,
Дар вилоят фитнаҳо гардад ҷадид.[2]
Чун салоҳат дар вуҷуди шаҳ бувад,
Дасти мирон аз ситам кӯтаҳ бувад.
Гар набошад воқифу доно вазир,
Подшоҳро з-ӯ бувад ранҷи касир.[3]
Гар надорад шаҳ сиёсатро ба кор,
Мулк вайрон гардад аз ҳар нобакор.

**Дар баёни он, ки обрӯ биёфзояд**

Мефизояд обрӯй аз панҷ чиз,
Бо ту гӯям, бишнав, эй аҳли тамиз!
Дар саховат кӯш (гар) дорӣ ғано,
То фазояд обирӯят аз сахо.
Бурдбориву[4] вафодорӣ гузин,
З-он ки обрӯят афзояд аз ин.
Ҳар кӣ ӯ бар халқ бахшояд ҳаме,
Бешак оби рӯяш афзояд ҳаме.
Чун ба кори хеш ҳозир будаӣ,
Обрӯи хешро афзудаӣ.
Аз саховат обрӯй афзун шавад,
В-аз бахилӣ бехирад малъун[5] шавад.

---

[1] Девон – давлатӣ.
[2] Ҷадид – нав, тоза.
[3] Касир – зиёд.
[4] Бурдборӣ – сабру тоқат.
[5] Малъун – лаънатшуда, рондашуда.

Ҳар киро бар халқ бахшоиш бувад,
Обрӯи ӯ дар афзоиш бувад.
Бош доим бурдбору бовафо,
То ба рӯи худ бубинӣ ту сафо.
То бимонад розат аз душман ниҳон,
Сири худ бо дӯстон камтар расон.
То нагардӣ пеши мардум шармсор,
Он чӣ худ нанҳода бошӣ, бар мадор.
Эй бародар, пардаи мардум мадар!
То надаррад пардаат шахси дигар!
Бо ҳавои дил макун зинҳор кор,
То наёрат пас пушаймонит бор.
То забонат бошад, эй хоҷа дароз,
Даст кӯтаҳ дору ҳар ҷониб матоз!
Қадри мардумро шинос, эй мӯҳтарам!
То шиносанд дигарон қадри ту ҳам,
Ҳар киро қадре набошад дар ҷаҳон,
Зинда машмораш, ки ҳаст аз мурдагон.
Аз қаноат ҳар киро набвад нишон,
Кай тавонгар созадаш моли ҷаҳон,
Бар адӯи хеш чун ёбӣ зафар,
Афв пеш ору зи ҷурмаш даргузар.
Доимо мебош аз Ҳақ тарсгор,
Бош низ аз раҳматаш умедвор.
Бо тавозӯъ бошу хӯ кун бо адаб,
Сӯҳбати парҳезгорон металаб.
Бурдборӣ ҷӯй, беозор бош,
То ки гардад дар ҳунар номи ту фош.
Сабру илму ҳилм тарёки диланд,
Ҳирсу буғзу кина захри қотиланд.
Ҳамчу тарёканд доноёни даҳр,
Қотиланд, эй хоҷа, нодонон чу заҳр.
Мардум аз тарёк меёбад наҷот,
Худ касе аз заҳр кай ёбад ҳаёт.

Фахри ҷумла корҳо нон додан аст,
Дар ба рӯи дӯстон бикшодан аст.
Гарчи доно бошиву аҳли ҳунар,
Хешро камтар зи ҳар нодон шумар!

### Дар баёни он, ки обрӯ резад

Дур бош аз панҷ хислат, эй писар!
То нарезад обрӯят дар назар:
Аввало кам гӯй бо мардум дурӯғ,
З-он ки гардӣ аз дурӯғаш бефурӯғ.
Ҳар кӣ истеза кунад бо меҳтарон,
Обрӯи ӯ бирезад бегумон.
Пеши мардум ҳар киро набвад адаб.
Гар бирезад обрӯ, набвад аҷаб.
Аз сабуксорон мабош, эй некхӯй!
К-аз сабуксорӣ бирезад обрӯй!
Эй писар, бо меҳтарон камтар ситез,
В-аз ҳамоқат[1] обрӯи худ марез.
Гар ба олам обрӯ мебоядат,
Доимо хулқи накӯ мебоядат.
Ҳар кӣ оҳанги сабуксорӣ кунад,
Аз вай оби рӯй безорӣ кунад.
Ҷуз ҳадиси рост бо мардум магӯй,
То нагардад обрӯят оби ҷӯй.
Аз хилофу аз хиёнат бош дур!
То бувад пайваста дар рӯи ту нур.
Гар ҳамехоҳӣ, ки гӯяндат накӯ,
Эй бародар, ҳеҷ касро бад магӯ!
То набошӣ дар ҷаҳон андӯҳгин,
Аз ҳасад дар рӯзгори кас мабин.

---

[1] Ҳамоқат – аблаҳӣ, аҳмақӣ.

## Дар баёни сифати зиндагонӣ

Нохушӣ дар зиндагонӣ, эй валид![1]
Мардро аз хӯи бад гардад падид.
Он кӣ набвад мардро феъли накӯ,
Мурда медонаш, ки набвад зинда ӯ.
Ҳар кӣ гӯяд айби ту андар ҳузур,
Менамояд роҳат аз зулмат ба нур.
Мар туро ҳар кас, ки бошад раҳнамой,
Шукри ӯ мебояд овардан ба ҷой.
Мар хирадмандони оламро шинос,
Хулқи некӯ, шарми некӯтар либос.
Ҳоли худро аз ду кас пинҳон мадор:
Аз табиби ҳозиқу[2] аз «Ёри ғор»[3].
То савоби кор бинӣ сар ба сар,
Бар муроди худ макун кор, эй писар!
Он чӣ андар шаръ[4] бошад нописанд,
Гирди ӯ ҳаргиз магард, эй ҳушманд!
Ҳар чиро кардаст Ҳақ бар ту ҳаром,
Дур дор аз худ, ки бошӣ некном.
Чунки рӯзӣ бар ту бикшояд Худой,
Дил кушода дору тангӣ кам намой.
Тозарӯю хушсухан бош, эй ахӣ![5]
То бувад номи ту дар олам сахӣ.
Бар махӯр, андӯҳи марг, эй булҳавас!
Чунки вақт ояд, нагардад пешу пас.
Дил зи ғаллу ғаш ҳамеша пок дор!
То тавонӣ, кина дар сина мадор!...
Беҳтарини чизҳо хулқи накӯст,
Халқ хулқи некро доранд дӯст.

---

[1] Валид – кӯдак, писар, фарзанд.
[2] Ҳозиқ – моҳир, донишманди тиб.
[3] Нигар ба шарҳи «Ёри гор».
[4] Шаръ – маҷозан қоида, қонун.
[5] Ахӣ – бародар.

Фахри ҷумла корҳо нон додан аст,
Дар ба рӯи дӯстон бикшодан аст.
Гарчи доно бошиву аҳли ҳунар,
Хешро камтар зи ҳар нодон шумар!

### Дар баёни он, ки обрӯ резад

Дур бош аз панҷ хислат, эй писар!
То нарезад обрӯят дар назар:
Аввало кам гӯй бо мардум дурӯғ,
З-он ки гардӣ аз дурӯғаш бефурӯғ.
Ҳар кӣ истеза кунад бо меҳтарон,
Обрӯи ӯ бирезад бегумон.
Пеши мардум ҳар киро набвад адаб.
Гар бирезад обрӯ, набвад аҷаб.
Аз сабуксорон мабош, эй некхӯй!
К-аз сабуксорӣ бирезад обрӯй!
Эй писар, бо меҳтарон камтар ситез,
В-аз ҳамоқат[1] обрӯи худ марез.
Гар ба олам обрӯ мебоядат,
Доимо хулқи накӯ мебоядат.
Ҳар кӣ оҳанги сабуксорӣ кунад,
Аз вай оби рӯй безорӣ кунад.
Ҷуз ҳадиси рост бо мардум магӯй,
То нагардад обрӯят оби ҷӯй.
Аз хилофу аз хиёнат бош дур!
То бувад пайваста дар рӯи ту нур.
Гар ҳамехоҳӣ, ки гӯяндат накӯ,
Эй бародар, ҳеҷ касро бад магӯ!
То набошӣ дар ҷаҳон андӯҳгин,
Аз ҳасад дар рӯзгори кас мабин.

[1] Ҳамоқат – аблаҳӣ, аҳмақӣ.

## Дар баёни сифати зиндагонӣ

Нохушӣ дар зиндагонӣ, эй валид![1]
Мардро аз хӯи бад гардад падид.
Он кӣ набвад мардро феъли накӯ,
Мурда медонаш, ки набвад зинда ӯ.
Ҳар кӣ гӯяд айби ту андар ҳузур,
Менамояд роҳат аз зулмат ба нур.
Мар туро ҳар кас, ки бошад раҳнамой,
Шукри ӯ мебояд овардан ба ҷой.
Мар хирадмандони оламро шинос,
Хулқи некӯ, шарми некӯтар либос.
Ҳоли худро аз ду кас пинҳон мадор:
Аз табиби ҳозиқу[2] аз «Ёри ғор»[3].
То савоби кор бинӣ сар ба сар,
Бар муроди худ макун кор, эй писар!
Он чӣ андар шаръ[4] бошад announce нописанд,
Гирди ӯ ҳаргиз магард, эй ҳушманд!
Ҳар чиро кардаст Ҳақ бар ту ҳаром,
Дур дор аз худ, ки бошӣ некном.
Чунки рӯзӣ бар ту бикшояд Худой,
Дил кушода дору тангӣ кам намой.
Тозарӯю хушсухан бош, эй ахӣ![5]
То бувад номи ту дар олам сахӣ.
Бар маҳӯр, андӯҳи марг, эй булҳавас!
Чунки вақт ояд, нагардад пешу пас.
Дил зи ғаллу ғаш ҳамеша пок дор!
То тавонӣ, кина дар сина мадор!...
Беҳтарини чизҳо хулқи накӯст,
Халқ хулқи некро доранд дӯст.

---

[1] Валид – кӯдак, писар, фарзанд.
[2] Ҳозиқ – моҳир, донишманди тиб.
[3] Нигар ба шарҳи «Ёри ғор».
[4] Шаръ – маҷозан қоида, қонун.
[5] Ахӣ – бародар.

Рав, фурӯтар бош доим, эй халаф![1]
К-ин бувад ороиши аҳли салаф.[2]
Он кӣ бошад дар кафи шаҳват асир,
Гарчи озод аст, ӯро банда гир.
Гар ту бинӣ нокасеро дастгоҳ,
Ҳоҷати худро аз ӯ ҳаргиз маҳоҳ!
Бар дари нокас қадам ҳаргиз мабар!
В-ар бубинӣ, ҳам мапурс аз вай хабар!
То тавонӣ, кори аблаҳро масоз!
Кор фармояш, вале камтар навоз!

**Дар баёни эҳтироз аз душманон**

Аз ду кас парҳез кун, эй ҳушёр!
То набинӣ накбате[3] аз рӯзгор:
Аввал аз душман, ки ӯ истезарӯст,
В-он гаҳе аз сӯҳбати нодондӯст.
Хешро аз назди душман дур дор,
Ёри нодонро зи худ маҳҷур[4] дор.
Эй писар, кам гӯй бо мардум дурушт,
В-ар бигӯӣ, бар ту гардонанд пушт.
Беҳтарин хислат агар донӣ кирост?
Он кӣ дод инсофу инсофаш нахост.
Чун ҳадиси хуб гӯйи бо фақир,
Беҳ бувад з-онаш, ки пӯшонӣ ҳарир.
Хашм хӯрдан пешаи ҳар сарвар аст,
Талх бошад в-аз шакар ширинтар аст.
Ҳар кӣ бо мардум насозад дар ҷаҳон,
Зиндагонӣ талх дорад бегумон.
Он кӣ шӯхасту надорад шарм низ,
Дон, ки ӯ нопокзодаст, эй азиз!

---

[1] Халаф – фарзанд, ворис.
[2] Салаф – гузаштагон, пешинагон.
[3] Накбат – сахтӣ, бадбахтӣ, хорӣ.
[4] Маҳҷур – дур, ҷудо аз худ.

Аз маломат то бимонӣ дар амон,
Бош доим ҳамнишини зиракон!

### Дар баёни он, ки хорӣ оварад

Чанд хислат оварад хорӣ ба рӯй,
Бар ту гӯям, гар ҳамегӯӣ: бигӯй.
Аввал он бошад, ки монанди магас,
Марди нохонда шавад меҳмони кас.
Ҳар кӣ ӯ меҳмони кас нохонда шуд,
Назди мардум хору зору ронда шуд.
Дигар он бошад, ки нодоне равад,
Кадхудои[1] хонаи мардум шавад.
Кор кардан бар ҳадиси он ду мард,
Аз паи ҷаҳланд доим дар набард.
Ҳар кӣ биншинад забардасти судур,[2]
Гар расад хорӣ ба рӯяш нест дур.
Нест ҷамъеро чу бар қавли ту гӯш,
Сад сухан гар бошадат, яксар бипӯш.
Ҳоҷати худро магӯ бо душманон!
З-ин батар хорӣ набошад дар ҷаҳон,
Аз фурӯмоя[3] муроди худ маҷӯй,
То наёяд мар туро хорӣ ба рӯй.
Бо зану кӯдак макун бозӣ ҳало!
То нагардӣ хору зору мубтало.

### Дар баёни дур будан аз такаллуф

...Бехабар бар хони кас меҳмон машав,
Меҳмонат гар расад, пинҳон машав...

---

[1] Кадхудо – соҳиб, оқсақол.
[2] Судур – ҷамъи садр; болонишин.
[3] Фурӯмоя – бадасл, нокас.

Ҳар кӣ меҳмонро гиромӣ мекунад,
Кӯшише дар некномӣ мекунад.
Ҳар кӣ меҳмонат шавад аз хосу ом,
Пеши ӯ мебояд овардан таом.
Он чӣ дорӣ андаку беш, эй писар!
Бурд бояд пеши дарвеш, эй писар!...
Гар барорӣ ҳоҷати мӯҳтоҷро,
Бар сар аз иқбол ёбӣ тоҷро.
Ҳар кӣ бошад ӯ зи давлат бахтиёр,
Хайр варзад дар ниҳону ошкор.
Эй писар, ҳаргиз махур нони бахил,
Кам нишин дар умр бар хони бахил!
Нони мумсик ҷумла ранҷ асту ано,[1]
Мешавад нони сахӣ нуру сафо.
То нахонандат, ба хони кас марав,
В-аз паи мурдор чун каргас марав!
Чашми некӣ аз хасиси дун мадор,
Сақфи вайронро ту бе устун[2] мадор.
Гар кунӣ хайре ту он аз худ мабин,
Ҳар чӣ бинӣ, нек бину бад мабин.

## Аломати шақоват

Ҳаст зоҳир се аломат дар шақӣ,[3]
Мехӯрад доим ҳаром аз аҳмақӣ...
Маърифат дорӣ, гиреҳ бар дар мабанд!
Чун расад меҳмон, ба рӯяш дар мабанд!

---

[1] Ано – ранҷ, заҳмат.
[2] Устун – сутун.
[3] Шақ – бадбахт.

### Дар баёни он, ки эътимодро нашояд

Кас наёбад панҷ чиз аз панҷ кас,
Ёд гир аз носеҳ[1], эй соҳибнафас!
Нест аввал: дӯстӣ андар мулук,[2]
Ин сухан бовар кунад аҳли сулук,
Сифларо[3] ту бо мурувват нангарӣ,
Ҳеҷ бадхӯе наёбад меҳтарӣ.
Ҳар кӣ бар моли касон дорад ҳасад,
Бӯи раҳмат бар димоғаш кай расад.
Он кӣ каззоб асту мегӯяд дурӯғ,
Нест ӯро дар вафодорӣ фурӯғ.

### Дар баёни насиҳат ва хайрандешӣ

Ҳар киро се кор одат бошадаш,
Дар ҷаҳон бахту саодат бошадаш.
Аввало: гар бинад ӯ айби касон,
Дар маломат ҳеҷ накшояд забон.
Ҳар киро бинӣ ба роҳи носавоб,
Сар ба роҳат ор, то ёбӣ савоб.
Заҳмати худро зи мардум дур дор,
Бори худ бар кас маяфкан зинҳор.

### Дар баёни фурӯ хӯрдани хашм

Лаззати умрат агар бояд ба даҳр,
Бош доим барҳазар аз хашму қаҳр.
Чун нагардад халқ бо хӯи ту рост,
Гар ба хӯи мардумон созӣ, равост

[1] Носеҳ – насиҳаткунанда.
[2] Мулук – ҷамъи малик; подшоҳ.
[3] Сифла – нокас, ноҷинс, одами паст.

Эй бародар, такя бар давлат макун!
Ёд дор аз носеҳи худ ин сухун:
Суд накнад, гар гурезӣ аз қазо,
Ҳар чӣ меояд, бад-он медеҳ[1] ризо,
З-он чӣ ҳосил нест, дил хурсанд дор,
Гӯши дилро ҷониби ин панд дор.
Ҳар кӣ ӯ бо дӯстон якдил бувад,
Ҷумла мақсуди дилаш ҳосил бувад.

## Аломати фосиқ[2]

Ҳаст фосиқро се хислат дар ниҳод:
Бошад аввал дар дилаш ҳубби[3] фасод[4].
Хислаташ озурдани халқи Худост,
Дур дорад хешро аз роҳи рост.

## Дар баёни ҳоҷат хостан

Ҳоҷати худро маҷӯй аз зиштрӯй,
Он кӣ дорад рӯи хуб, аз вай биҷӯй!
Мӯъминеро бо ту чун уфтод кор,
То тавонӣ, ҳоҷати ӯро барор.
Ҳоҷати худро ҷуз аз султон махоҳ,
Чун бихоҳӣ ёфт, аз дарбон махоҳ.
Аз вафоти душманон шодӣ макун,
Аз касе пеши касе зорӣ макун.

## Дар баёни қаноат ва сахо

Бо қаноат соз доим, эй писар!
Гарчи ҳеҷ аз фақр[1] набвад талхтар.

---

[1] Медеҳ – бидеҳ.
[2] Фосиқ – бадахлоқ.
[3] Ҳуб (б) – меҳр.
[4] Фасод – фитна, балво.

Ҳар саҳар бархезу астағфор кун,
Фурсате акнун, ки дорӣ, кор кун!
Ҳамнишини хешро ғайбат макун,
Ғайри шайтон бар касе лаънат макун!
Чун шавад ҳар рӯз дар олам ҷадид,
Аз гуноҳон тавба мебояд гузид![2]
То тавонӣ, ҳоҷати мискин барор,
То барорад ҳоҷататро Кирдгор.[3]
Ҳаст молат ҷумла дар каф орият,[4]
Гар бимонад, аз ту бошад зорият.
Ориятро боз мебояд супурд,
Ҳеҷ кас дидӣ, ки зар бо хеш бурд?
Ҳосил аз дунё чӣ бошад, эй амин?[5]
Нӯҳ газ карбосу як пора замин...
Ҳар кӣ созад бар сари пул хонае,
Нест ӯ оқил, бувад девонае...
Ҳар киро аз сидқи дил софӣ бувад,
Хирқаву лукма варо кофӣ бувад,
Он кӣ дар банди зиёдат мешавад,
Дур аз аҳли саодат мешавад...
Эй писар, дар мардумӣ машҳур бош!
Аз бахиливу такаббур дур бош!
Босахо бошу тавозӯъ пеша гир,
То шавад рӯи дилат бадри мунир.

**Дар баёни аломати мунофиқ**

Дур бош, эй хоҷа, аз аҳли нифоқ![6]
Дар ҷаҳаннам дон мунофиқро висоқ.[1]

---

[1] Фақр – фақир, камбағал.
[2] Гузидан – хостан.
[3] Кирдгор – Офаридгор.
[4] Орият – амонат.
[5] Амин – амонат.
[6] Нифоқ – мунофиқ, дурӯя, маккор.

Се аломат дар мунофиқ зоҳир аст.
З-он сабаб маққури[2] қаҳри қоҳир аст.
Ваъдаҳои ӯ ҳама бошад хилоф,
Қавли ӯ набвад ба ғайр аз кизбу лоф[3].
Мӯъминонро кам ионат[4] мекунад,
Ҳам амонатро хиёнат мекунад.
Нест дар ваъда мунофиқро вафо,
З-он набошад дар рухаш нуру сафо.
То напиндорӣ мунофиқро амин[5]
Нест бодо тухмаш аз рӯи замин!
Аз мунофиқ, эй писар, парҳез кун!
Теғро аз бахри қатлаш тез кун!
Бо мунофиқ ҳар кӣ ҳамраҳ мешавад,
Манзили ӯ дар таги чаҳ мешавад.

**Дар баёни аломати муттақӣ**

Се аломат бошад андар муттақӣ,[6]
Кай бувад нисбат тақиро бо шақӣ
Барҳазар бош, эй тақӣ, аз ёри бад!
То наяндозад туро дар кори бад.
Кам равад зикри дурӯғаш бар забон,
Аз тариқи кизб бошад баргарон.
Аз ҳалолу пок ҳам гиранд ком,
То наяфтад аҳли тақво дар ҳаром.

---

[1] Висоқ – хона, манзил.
[2] Маққур – қаҳру хашм, ғазаб.
[3] Кизбу лоф – дурӯғ ва дурӯғгӯӣ.
[4] Ионат – ёрӣ, кӯмак.
[5] Амин – боэътимод, бовафо.
[6] Муттақӣ – тақӣ тақводор, парҳезгор.

## Дар баёни сифати мақбулон

Дӯсти бад бошад зиёнкор, эй писар!
Ту тамаъ з-он дӯст бардор, эй писар!
Ҳар кӣ мегӯяд бадиҳои ту фош,
Дӯст машмораш, бад-ӯ ҳамдам мабош!
Дӯстӣ ҳаргиз макун бо бодахор!
Аз чунин кас хештанро дур дор!
Мунъиме[1] гар мекунад тарки закот,
Дур аз вай бош, то дорӣ ҳаёт.
Дур шав, з-он кас, ки хоҳад аз ту суд!
Гар сари худ бар қадамҳои ту суд.
Эй писар, аз судхӯрон кун ҳазар!
Хасми эшон шуд Худои додгар.
Он кӣ аз мардум ҳамегирад рибо[2],
Зинҳор ӯро нагӯӣ, марҳабо!

## Дар баёни ғамхории мардум

Бар сари болини беморон гузар,
З-он ки ҳаст ин суннати хайр-ул-башар.[3]
То тавонӣ, ташнаро сероб кун,
Дар маҷолис хидмати асҳоб кун...
Ҳар кӣ асрорат кунад фош, эй писар!
Аз чунин кас дур мебош, эй писар!
Дар ҷавонӣ дор пиронро азиз!
То азизи дигарон бошӣ ту низ!...
Бар сари серӣ махӯр ҳар чиз таом,
То намирад дар бадан қалб, эй ғулом!
Иллати мардум зи пурхӯрӣ бувад,
Хӯрдани пур тухми беморӣ бувад.

---

[1] Мунъим – давлатманд.
[2] Рибо – фоида.
[3] Суннати хайр – ул – башар – расми одамони нек.

Тавбаи бадхӯ куҷо маҳкам бувад,
Мар бахилонро мурувват кам бувад.
Мар мунофиқро ту душмандор бош,
Аз вaю аз феъли ӯ безор бош...
Он кӣ бошад дар паи қути[1] ҳаром,
Дар тани ӯ дил ҳамемирад тамом.

### Дар баёни силаи[2] раҳм

Рав, бари пурсидани хешони хеш!
То ки гардад муддати умри ту беш!
Бегумон нуқсон пазирад умри ӯ,
Ҳар кӣ гардонад зи хешованд рӯ.
Ҳар кӣ ӯ тарки ақориб[3] мекунад,
Ҷисми худ қути ақориб мекунад.
Гарчи хешони ту бошанд аз бадон,
Бадтар аз қатъи раҳим[4] чизе мадон.
Ҳар кӣ ӯ аз хеши худ бегона гашт,
Номаш аз рӯи бадӣ афсона гашт.

### Гулчин аз пораҳои рангоранг (Фаридуддини Аттор)

Бандагӣ аз худшиносӣ шуд тамом,
Нест марди беадаб соҳибмақом.

***

Бирав, савдои беҳуда мапаймой!
Манеҳ берун зи ҳадди хештан пой!

[1] Қут – хӯрданӣ, ғизои кам.
[2] Сила – муҳаббату мулоқот бо хешу табор.
[3] Ақориб – дар мисраи аввал ба маънои хешу табор, дар мисраи дуюм каждум.
[4] Раҳим – раҳмкунанда.

***

Гар сухан аз некӯӣ чун зар бувад,
Он сухан ногуфта некӯтар бувад.

***

Аз ту гар инсоф ояд дар вуҷуд,
Беҳ, ки умре дар рукуъу[1] дар суҷуд[2].

***

Гар ба айби хештан доно шавӣ,
Кай ба айби дигарон бино шавӣ!

***

Гар амал ҳосил набошад ҳамчу зар,
Қалбро ноқид[3] наёрад дар назар.

***

Дар ҷаҳон донӣ, кӣ гардад мӯътабар?
Он, ки ӯро пок мебошад назар.

***

Дар миёни дӯстон масрур[4] бош,
Гар хабар дорӣ, зи душман дур бош!

***

Дар ҷавори[5] худ адӯро раҳ мадеҳ!
Аз барои он, ки душман дур беҳ.

---

[1] Рукуъ – хам шудан дар намоз.
[2] Суҷуд – саҷда.
[3] Ноқид – соф; касе, ки пули сараву носара ҷудо мекунад.
[4] Масрур – шод, хушвақт.
[5] Ҷавор – наздикӣ, ҳамсоягӣ.

***

Дар ҷаҳон донӣ, кӣ гардад мӯътабар?
Он, ки ӯро бок набвад аз хатар.

***

Дар инобат[1] коҳилӣ кардан хатост,
Бар умеди зиндагӣ к-он бевафост.

***

Касе к-ӯро чароғи донише нест,
Яқин донам, ки дар осоише нест.

***

Касе, к-ӯ дар ҳунар бардошт ранҷе,
Бихар ҳар нуқтаи он кас ба ганҷе!

***

Мар туро ҳар кас, ки ёри ғам бувад,
Чун расад шодӣ, ҳамон ҳамдам бувад.

***

Ногаҳон, эй банда, гар кардӣ гуноҳ,
Тавба кун дарҳол, узри он бихоҳ!

***

Он, ки бо ту рӯзи ғам будаст ёр,
Рӯзи шодӣ ҳам бипурсаш, зинҳор!

***

Рӯзи неъмат гар ту пардозӣ ба кас,
Рӯзи меҳнат бошадат фарёдрас.

---

[1] Инобат – зорӣ, тавба.

***

Сар баровар аз гилемат, эй калим![1]
Пас фурӯ кун пой бар қадри гилем.

***

Таом афзун махӯр ногоҳу носоз,
Ки он афзун туро бешак хӯрад боз.

***

То тавонгар бошӣ андар рӯзгор,
Нафсро аз орзуҳо дур дор.

***

Чун вараъ[2] шуд ёр бо илму амал,
Ҳусни ихлоси туро н-ояд халал.

***

Чун гуноҳи накд омад дар вуҷуд,
Тавбаи нася надорад ҳеҷ суд.

***

Эй бародар, гар хирад дорӣ тамом,
Нарму ширин гӯй бо мардум калом!

***

Ҳар кӣ бошад туршрӯю талхгӯй,
Дӯстон аз вай бигардонанд рӯй.

***

Ҳар чӣ он аз хилту хун*[3] зебо бувад,
Мубталои он шудан беҷо бувад.

---

[1] Калим – ҳамсӯҳбат.
[2] Вараъ – поктинат, дилсоф.
[3] Нигар «Ахлоти чоргона»: хун, балғам, сафро ва савдо.

***

Ҳар кӣ ӯро маърифат ҳосил нашуд,
Ҳеҷ бар мақсуди худ восил нашуд.

***

Ҳар кӣ дорад донишу ақлу тамиз,
Аҳли ақлу илмро дорад азиз.

***

Ҳар ҷо, ки офтоб рахшон гардад,
Пайдо бошад, ки соя пинҳон гардад.

***

Ҳар кӣ аз душман набошад барҳазар,
Оқибат бинад аз ӯ ранҷу зарар.

***

Ҳар кӣ по аз ҳадди худ бартар ниҳад,
Сар диҳад бар боду тан бар сар ниҳад.

***

Ҳеҷ касро дар ҷаҳони баҳру бар,[1]
Аз қаноат нест мулке бештар.

***

Ҷумла торикист ин меҳмонсарой,[2]
Илм дар вай чун чароғи раҳнамой.

---

[1] Баҳру бар – баҳру хушкӣ.
[2] Меҳмонсарой – маҷозан дунё.

# МАВЛАВӢ МУҲАММАД ҲУСАЙН ТОЛИБИ ПУРӢ

Оид ба ҷараёни зиндагӣ ва маҳсули эҷодии Мавлавӣ Муҳаммад Ҳусайн Толиби Пурӣ маълумоти илмӣ дар айни замон дар сарчашмаҳои илмӣ-адабӣ пурра ба назар намерасад. Дар бораи мусанниф ва асарҳои вай О.П.Щеглова каме маълумот дода ва гуфтааст, ки асарҳои ӯро Мунишӣ Ата Раҳмон дар охири моҳи рамазони соли 1296 (аввали сентябри соли 1879) ҷамъ оварда, ба чоп ҳозир кардааст. Муҳаммад Ҳусайн Толиби Пурӣ намояндаи адабиёти асри XIX аст. О. П. Щеглова ишора кардааст, ки муаллиф рисолаҳои ахлоқиашро барои писараш Абдулазим таълиф кардааст. Асарҳои вай дар соли 1897 дар матбааи «Навал Кишур»-и Конпур ба табъ расидааст.[1]

Дар баёзи № 3326, «Маҷмӯаи ғазалиёт»-и шоирон, ҷои 199, вараҷи 67 (б) аз ғазалиёти Муҳаммад Ҳусайн Толиби Пурӣ ҷой дода шудааст. Баёзро Муллоабдураҳмон дар соли 1298 (1881) тартиб додааст.[2]

Мавлавӣ Васлии Самарқандӣ (вафоташ 1925), ки рисолаҳои ахлоқии ӯро аз форсӣ ба туркӣ тарҷума кардааст, дар тарҷумаи туркии рисолаи «Мебояд писандид» ӯро аз қасабаи Султонпурии балдаи Саҳорнпури Ҳиндустон зикр мекунад ва ҳам дар дебочаи рисолаи «Мебояд дид» бидуни сипосгузорӣ ва ситоиш бо чунин маънӣ ишора шудааст:

«...он, ки аз музофоти Муршидобод аз фақири ҳақир Муҳаммад Ҳусайн-ул-Ҳанафи Толиби Пурӣ илтимос

---

[1] О. П. Щеглова, «Каталог литографированных книг на персидском языке в собрании Ленинград, отд. Института восток. АН СССР, том 1, Москва, 1975, стр.334.

[2] Собрание Восточных рукописей АН Узбекской ССР, том VI, Ташкент 1963, стр. 313 (Нусхаи рисолаҳои ахлоқии Муҳаммад Ҳусайн Толиби Пурӣ дар китобхонаи Ландан маҳфуз аст).

мекунад, ки ин сатре чанд судманд аз китобҳои мӯътабари бузургони салаф[1] интихоб намуда, бо иборати салис[2] барои мутолиаи фарзанди арҷманд Миён Муҳаммад Абдулазим Абулҳудо саламаллоҳу таоло нависад ва онро «Мебояд дид» меномад. Агар фурсат даст диҳад ва тавфиқ рафиқ бошад, гоҳ-гоҳе аз ин ҷумлае чанд бихонад ва бар он амал кунад, варна «Илми беамал чун муми беасал» ҳеҷ лаззате надорад».

Аз матни ин дебоча чунин маънӣ бармеояд, ки муаллиф рисоларо бо дархости фарде фароҳам овардааст, аммо дар охири рисола ӯ ба фарзанди худ ном мебарад.

Маҷмӯаи рисолаҳои ахлоқии Муҳаммад, Ҳусайн Толиби Пурӣ, бо эҳтимоми Муллокамолхон бинни Муллоғуломхони Қории Қаротошии Тошкандӣ, муқими мадрасаи Кӯкалтош аз саромади шогирдони Мулло Эшонхоҷаи Қории Тошкандӣ- мударриси мадрасаи Кӯкалтош, бори аввал ба моҳи рабеъ-ул-аввали санаи 1332 (1914) дар матбааи Тошканд ба табъ расидааст.

Рисолаҳои «Мебояд дид» ва «Мебояд писандид» бо ибораю ҷумлаҳои кӯтоҳи пурмазмун, бо насри мусаҷҷаъ ва пораҳои назмӣ таълиф ёфтаанд. Рисолаҳо аз хусуси санъати баён, услуб, воситаҳои тасвир ва қоиммақом дар мавқеъ ва ҷои худ иншо шудани калимаҳою таркибҳо ва мутаносиб буданашон, ба услуби санъати насри классикӣ мутобиқат дорад. Муаллиф дар дохили матни рисолаҳо-дар зери порчаҳои насрӣ аз ашъори шоирон: Фирдавсӣ, Ҳофиз, Саъдӣ ва дигарон то Соиб истифода кардааст.

---

[1] Салаф – пешинагон.
[2] Салис – осон ва равон.

# МЕБОЯД ДИД

«...аз сӯҳбати панҷ кас ҳазар кун:

— Яке дурӯғзан, ки ҳамеша бо ӯ дар ғурур бошӣ ва дигар аҳмақ, ки он вақт ки суди ту хоҳад, зиён кунад ва надонад ва севум бахил, ки дар беҳтарин вақте аз ту бибурад ва чаҳорум баддил, ки ба вақти ҳоҷат туро зоеъ гузорад ва панҷум фосиқ, ки туро ба як луқма ё камтар аз як луқма бифрӯшад».

(Имом Муҳаммади Ғаззолӣ, «Кимиёи саодат»).

# МЕБОЯД ДИД:

Агар саодати ду ҷаҳон хоҳӣ ин сиву як хислатро хӯ[1] кунӣ:

**Аввал:** яқинии тавҳид[2] ва шаҳодат бар ӯ.

**Дувум:** таъмили[3] ҳукми Худову Расул, Қуръону Ҳадисро пешвои худ созӣ.

**Савум:** пайрави асҳоби кибору аиммаи атҳор.[4]

**Чаҳорум:** итоати модару падар алҳақ, хушнудии модару падар дар дунё мӯҷиби давлат ва ҳам дар охират сабаби наҷоту саодат.

**Панҷум:** ҳурмату иззати бузургон ва шафқату раҳмат бар хурдон бояд кард.

**Шашум:** тарки такаббуру ғурур, чӣ кибр одамиро хору бемиқдор[5] созад.

Назм: То тавонӣ, ба гирди кибр магард,
Мутакаббир[6] баре[1] зи кибр нах (в) ард.

---

[1] Хӯ – одат.
[2] Яқини тавҳид – ростӣ ба худои ягона.
[3] Таъмил – амал.
[4] Асҳоби кибору аиммаи атҳор – ҳамсӯҳбатони бузургу пешвоёни пок, имомон.
[5] Бемиқдор – беқадр, беэътибор.
[6] Мутакаббир – такаббур.

Гар ту бекибру бериё[2] бошӣ,
Хоси даргоҳи Кибриё бошӣ.

**Ҳафтум:** дар вақти накбату мусибат қаноат ва сабрро ихтиёр кун ва ба вақти нузули (костагӣ) раҳмату неъмат шокир бош, ки сабр сифате бағоят мақбул аст... ва шукргузорӣ сабаби зиёдатии неъмат аст...

**Ҳаштум:** аз хешу ақориби хеш дурӣ ва қатъи раҳм накунӣ, бал ба ҳасби[3] иститоати[4] худ сулук[5] ва эҳсон намоӣ, силаи раҳм умрро бияфзояду рӯзиро фарох гардонад. Дар аҳодиси қудусия ҳаст, ки ман раҳмонам ва иштиқоқи[6] раҳм аз исми ман аст, ҳар кӣ онро пайванд кунад, ман ӯро ба раҳмати худ восил[7] гардонам, ҳар кӣ онро бибурад, аз раҳмати худаш мунқатъ[8] созам.

**Нӯҳум:** кадоме аз инсонро чи зинда, чи мурда ҳақир набояд пиндошт.

Байт: Бар хеш кушода кун раҳи васлати[9] хеш,
То аз ҳама беш бошиву аз ҳама пеш.

**Даҳум:** дунёро бар дин муқаддам накунӣ, ки ин шеваи аҳли нифоқ[10] ва пешаи табаҳрӯзгорон аст.

---

[1] Баре – бор, ҳосил.
[2] Риё – мунофиқӣ, дурӯягӣ.
[3] Ҳасб – ҳолу аҳвол, андозаю миқдор.
[4] Иститоат – тавон, имкон.
[5] Сулук – одат.
[6] Иштиқоқ – ҳосилшавӣ.
[7] Восил – маҳбуб.
[8] Мунқатъ – қатъ.
[9] Васлат – васл, висол; пайвастан.
[10] Нифоқ – дурӯягӣ, макр.

**Ёздаҳум:** сухани наммом[1] ва ғаммоз[2] бар ҳаќи кадоме мусулмонон бовар накунӣ, балки соъӣ[3] ва наммомро дар маҷлиси худ роҳ надиҳӣ.

Маснавӣ: Мадеҳ роҳ аҳли ғараз[4] пеши хеш,
Кӣ омехт бо якдигар шаҳду неш?!
Ба сурат диҳад нӯшу ёрӣ кунад,
Ба маънӣ занад нешу хорӣ кунад.

**Дувоздаҳум:** худро аз мавоќеи тӯҳмату бӯҳтон паҳлӯ тиҳӣ[5] гардон ва аз бадгумонии ғайр маҳфуз[6] дор.

**Сенздаҳум:** бӯҳтон бар касе набандӣ ва зоид аз се рӯз кинаи мусулмонон бар дили худ наниҳӣ, ки ҳеҷ ранҷе аз ҳасад ва кина азимтар нест, чӣ марди ҳасуд пайваста аз шодии мардум ғамнок бошад ва аз роҳати дигарон дар ранҷ.

Рубоӣ: Он дард, ки дармон напазирад, ҳасад аст,
Оини ҳасад ќоидаи деву дад[7] аст.
Гӯянд ҳасад хасми мардум бошад,
Гар з-он, ки некӯ дарнигарӣ, хасми х(в)ад аст.

**Чаҳордаҳум:** айбпӯширо шеваи худ соз, ки ин хислати баргузидагон аст ва сатторӣ[8] яке аз сифатҳои ӯ Таоло, агар дар дунё айби касе бипӯшӣ, ба рӯзи ќиёмат Худованди таоло айбҳои туро бипӯшад.

---

[1] Наммом – суханчин, хабаркаш.
[2] Ғаммоз – суханчин, хабаркаш.
[3] Соӣ – бадгӯ.
[4] Ғараз – бадќасд, бадният, худбин.
[5] Паҳлӯ – тиҳӣ гардондан – канораву дурӣ ҷустан.
[6] Маҳфуз – нигоҳ.
[7] Дад – ҳайвони дарранда.
[8] Сатторӣ – айбпӯшӣ.

**Понздаҳум:** аз касе хилофи ваъдагӣ накунӣ, ки ҳусни аҳд аз хисоли бузургони сутудаҳол[1] аст ва вафо кори ҷавонмардони аҳли камол аст...

Байт: Нест бари мардуми соҳибназар
Хидмате аз аҳд писандидатар.

**Шонздаҳум:** аз ҳар кадом ба кушодапешонӣ ва шукуфтарӯӣ пеш оиву ба хандарӯӣ калом кунӣ.

**Ҳафтдаҳум:** ба қадри рутбаву манзалати ҳар кас иззат карда бошӣ.

**Ҳаждаҳум:** агар дар миёни ду тан хусумате пайдо шавад, бояд, ки сулҳ карда диҳӣ ва дар ин боб саъйи балеғ[2] намоӣ.

**Нуздаҳум:** агар шуморо назди ҳокими вақт қадр ва манзалате ҳосил шавад, бояд, ки саъй ва супориши мазлумон бикунед ва доди эшонон бидиҳонед.

**Бистум:** бар ҳама кас эҳсон бояд намуд, чи нек ва чи бад, ба қавли Шайх Саъдӣ алайҳи раҳма:

Байт: Баду некро базл[3] кун симу зар,
Ки ин касби хайр асту он дафъи шар.

Эҳсон сабаби некномӣ ва карам мӯҷиби ҳуҷастафарҷомӣ[4] аст, ҳеҷ одамиёнро беҳ аз ҷуду саховат нест:

Байт: Ба халқ эҳсон намудан мӯҷиби охир накӯ бошад,
Ҳино аз дастгирди мардум охир сурхрӯ бошад.

**Бисту якум:** афв ва шафқатро шева кунӣ, ки ин хислат дар фазилат бар ҷумлаи хисол фоиқ[1] аст. Ҳақ ва Субҳона

---

[1] Сутуда – писандида.
[2] Балеғ – пурра, комил.
[3] Базл – бахшиш, ато.
[4] Ҳуҷастафарҷомӣ – хушбахтӣ.

таоло Пайғамбари худро салаллоҳу алайҳӣ ва олиҳӣ васаллам бад-ин сифат амр кард, ки сифати афвро одат кун, дар афв лаззате ҳаст, ки дар интиқом нест.

Қитъа: Чу қудрат додат Эзид бар гунаҳкор,
Ба авфаш банд кун, то банда гардад,
Ки муҷрим куштаи афъоли хеш аст,
Чу бӯи афв ёбад, зинда гардад.

**Бисту дувум:** худро аз сӯҳбати бад нигаҳ дор, чӣ сӯҳбати бад аз ҷаҳаннам бадтар аст. Сӯҳбат ба ҳасби[2] хосият муассир[3] аст, чунончи, ҳамнишини некон сабаби мазиди[4] давлат аст ва муҳолатати[5] бадон мӯҷиби малол ва надомат.

Байт: Рафиқи нек бояд кард ҳосил,
Ки сӯҳбатро нашояд ҳар сияҳдил.

**Бисту савум:** сӯҳбати дарвешону некон ва мӯҳтоҷонро ор надонӣ ва нанг накунӣ, ки мусоҳабати[6] некон ва маҷоласати[7] дарвешон кимиёи саодати абадӣ аст ва раҳнамои давлати сармадӣ[8].

**Бисту чаҳорум:** бар одамиён ба саломун алайк сабқат[9] кунӣ, ки ин сифати кофаи[10] аҳли ислом аст ва яке аз нишонаҳои тавозӯъ[11].

---

[1] Фоиқ – беҳтар.
[2] Ҳасб – андоза.
[3] Муассир – таъсиркунанда.
[4] Мазид – афзоиш, зиёдшавӣ.
[5] Муҳолатат – ҳамдамӣ, ҳамсӯҳбатӣ.
[6] Мусоҳибат – ҳамсӯҳбатӣ.
[7] Маҷоласат – ҳамнишинӣ, ҳамсӯҳбатӣ.
[8] Сармадӣ – абадӣ, ҷовид.
[9] Сабқат – пештар.
[10] Кофа – ҳама, ҳамагӣ.
[11] Тавозӯъ – хоксорӣ.

**Бисту панҷум:** аёдати бемор бояд кард, агарчи хонаи мариз дур бошад, ё қариб.

**Бисту шашум:** маъияти[1] майит[2] то қабргоҳ бояд ва зиёрати мазорот низ.

**Бисту ҳафтум:** дар миёни қавми худ чунон ба нармӣ пеш ой, ки ҳар касе дилбастаи ту бошад.

Байт: Дил ба даст овар, ки Ҳаҷҷи Акбар аст,
Аз ҳазорон Каъба як дил хуштар аст.

**Бисту ҳаштум:** бе таҷриба бар касе эътимод надорӣ, то дину диёнат ва муруввату аҳлияти касеро борҳо наозмоӣ, ӯро соҳибвуқуфи сирри худ нагардонӣ.

Фард: Роз макшой бари кас, ки дар ин маркази хок
Сайр кардем басе, марҳами асрор набуд.

**Бисту нӯҳум:** чизе ки бар худ написандӣ, бар дигаре написанд.

**Сивум:** аз ҳазлу масхарагӣ ва фаҳшу зиёдагӯӣ эҳтироз кунӣ, ки дар ин гуноҳи азим аст ва афъоли нақӯҳида[3]...

**Сиву якум:** аз ғайбату ғаммозӣ ва ҳирсу ҳасад ва буғзу нифоқ, уҷбу такаббур ва риёву бухл парҳез кунӣ.

Байт: Хоҳӣ, ки шавад дили ту чун оина,
Даҳ чиз бурун кун аз даруни сина:
Ҳирсу ҳасаду бухлу дурӯғу ғайбат,
Кибру ғазабу[4] уҷбу риёву кина.

---

[1] Маъият – ёрӣ додан.
[2] Майит – мурда, фавтида.
[3] Накӯҳида – сарзанишу таъна.
[4] Ғасб – чизи зӯран гирифта, зӯран гирифтан.

Байт: Хоҳӣ, ки шавӣ ба манзили қурб муқим,
Нӯҳ чиз ба нафси хеш фармо таълим:

Сабру шукру қаноату илму яқин[1],
Тафвизу[2] таваккалу ризову таслим.

## МЕБОЯД ДИД:

Ин панҷ хислатро хӯи худ созӣ, то ба дину дунё хуш бошӣ: яке муҳофизати амонат; дувум, ростӣ; савум, ҳусни хулқӣ ва нектинатӣ; чаҳорум, парҳезкорӣ; панҷум, ҳаё бо Худованди таъоло.

## МЕБОЯД ДИД:

Пойдории мулку миллат ва иззату ҳурмат аз мол аст ва мол маҳбуби халоиқ назди ҳар кас, ки бошад, мардум таъзими ӯ ба ҷо оранд ва ба дӯстии ӯ рағбат намоянд. Чун мол аз дасти ӯ биравад, дигар перомунаш нагарданд. Ободии мамлакат аз раъият[3] ва тараққии раъоё[4] аз адлу дод. Пас лозим аст, ки мол бемаҳал сарф накунанд ва аз ҳадди инсоф нагузарад, то мол маҳфуз монад ва раъият саломат.

## МЕБОЯД ДИД:

Агар шуморо давлат ёварӣ кунад ва бахт мадад диҳад, то аз бодаи нахват[5] махмур нагардад, балки ба чашми ибрат ғавр[6] кунад, ки фалаки сифлашиор[7] ва

---

[1] Яқин – ростӣ.
[2] Тафвиз – ба ӯҳдаи касе гузоштан, вогузорӣ.
[3] Раъият – халқ, мардум.
[4] Раъоё – ҷамъи раъият, оммаи мардум.
[5] Нахват – худбинӣ, худписандӣ.
[6] Ғавр – назари чуқур.
[7] Фалаки сифлашиор – фалаки паст, маҷозан каҷрафтор.

гардуни ноҳинҷор[1] ба як гардиш аз шоҳони салаф мисли Ҷамшед ва Заҳҳок чӣ кард ва низ аз ғадри рӯзгор ва дурангии лайлу наҳор[2] ғофил гашта, умри азизи худро ба лаҳву[3] лаъб[4] нагузорад, ки осмон кадоме соҳибҷалолро ба давлату мол бар як ҳол нагузошта, агар туро найранги дунёи дун ва дарангии[5] чархи чанбари[6] гуногун диданӣ ва шуниданӣ ҳавас аст, ҳолати салотини пешин ва раисони собиқин барои ибрати ту бас аст.

## МЕБОЯД ДИД:

Зоеътарини молҳо он аст, ки аз ӯ интифоъе[7] набошад. Ғофилтарини раис он, ки дар ҳифзи мамолик ва забти[8] раъоё эҳтимом[9] нанамояд ва лаимтарини дӯстон он, ки дар ҳоли шиддату накбат[10] ҷониби дӯстро фурӯ гузорад ва малъунтарини хешу ақориб он, ки аз ӯ нафъе ба хеш нарасаду ағёр мутаматтеъ[11] бошад ва нобакортарини занон он, ки бо шавҳари худ насозад ва бадтарин фарзанд он, ки аз итоати модару падар ибо намояд ва ноқистарини хидматгор он, ки хидмати махдум ба ҷону дил накунад ва нохуштарин сӯҳбатҳо он, ки мусоҳибатонро дил ба ҳам рост набошад ва ноқистарин тан он, ки дар ӯ сиҳату тандурустӣ набошад, ҳамвора[12] дар маразу ранҷ бошад ва

---

[1] Ноҳинҷор – каҷрав, бадкор.
[2] Дурангии лайлу наҳор – сиёҳию зардии шабу рӯз.
[3] Лаҳв – ишрат.
[4] Лаъб – бозӣ; айшу нӯш.
[5] Даранг – оҳистагӣ, беҳаракатӣ.
[6] Чархи чанбар – маҷозан гардиши фалак, дунё.
[7] Интифоъ – нафъ, фоида.
[8] Забт – идоракунӣ.
[9] Эҳтимом – ғамхорӣ.
[10] Накбат – бадбахтӣ, хорӣ.
[11] Мутаматтеъ – баҳравар.
[12] Ҳамвора – ҳамеша.

вайронтарини шаҳрҳо он, ки дар ӯ эминӣ ва арзонӣ набошад.

## МЕБОЯД ДИД:

Соҳиби ҷуду карам ба ҳар ҷо ва ба ҳар дам мӯҳта-рам ва мукаррам бошад ва бахили беносли худованди хиссат[1] қобили лаънат, ҳамвора залилу[2] хор ва беэътибор мебошад, агарчи амири кабир аст.

Ба ҳар кас лозим аст, ки аз ин се феъл бипарҳезад ва аз худ тарк кунад, яъне макру бағоват[3] ва нақзи[4] аҳд.

Назм: Се феъл аст бад дар ниҳоди башар,
К-аз он нафсро майл бошад ба шар:
Яке нақзи аҳд аст к-андар вуҷуд
Аз ӯ хислате нест мазмумтар[5].

Дувум макр кардан, севум чист?- Бағӣ,
К-аз ӯ дину дониш бувад дар хатар.
Гарат ҳаст мардиву ҳушу хирад,
Аз ин ҳар се хислат ҳазар кун, ҳазар.

## МЕБОЯД ДИД:

Инсонро бояд ки дар бахшиш эътидол кунад ва ифроту[6] тафритро[7] нигоҳ дорад.

---

[1] Хиссат – хасис.
[2] Залил – беэътибор.
[3] Бағоват – саркашӣ, беитоатӣ.
[4] Нақз – шикастани паймон.
[5] Мазмум – мазаммат.
[6] Ифрот – аз андоза берун.
[7] Тафрит – бепарвоӣ.

Назм: Мадеҳ роҳ соҳибғараз пеши хеш,
Ба нохун макун синаи хеш реш,
Ки ин ҷумла найрангу макру фан аст,
Бурун дӯст дорад, дарун душман аст.

## МЕБОЯД ДИД:

Сардорро, бояд ки мастӣ ва беҳушӣ накунад, чун ҳифозати халқуллоҳ кори ӯст, ҷои ғазаб аст, ки агар нигаҳбоне ҳоҷати нигаҳбон шавад, то аз ӯ чӣ нигаҳбонӣ барояд ва муҳофизати ҷумҳур чӣ тавр кушояд.

## МЕБОЯД ДИД:

Аломати аҳмақӣ панҷ чиз аст: аввал, талаби манфиати хеш дар мазаррати[1] дигарон кардан; дувум, савоби охиратро бе риёзати[2] ибодат чашм доштан; севум, ба дуруштгӯӣ ва тундхӯӣ бо занон ишқбозӣ намудан; чаҳорум, бе вафодорӣ ва риояти ҳуқуқи ёрӣ таваққӯи[3] дӯстӣ аз мардум намудан; панҷум: ба таносоиву роҳат бар халқуллоҳ сардорӣ кардан ва дақоиқи улум донистан.

## МЕБОЯД ДИД:

Ҳукамо гуфтаанд, ки бе дӯст набояд зист, аммо ҳар кас низ дӯстиро нашояд, дӯстӣ бо яке аз се тоифа лозим аст: аввал, арбоби илму ибодат, ки ба баракати сӯҳбати эшон саодати дунё ва охират ҳосил тавон кард; дувум, аҳли макоримахлоқ,[4] ки хатои дӯстро бипӯшонад ва насиҳат аз ёр дареғ надорад; савум, ҷамъе, ки ба ғаразу тамаъ набошанд ва бинои дӯстӣ бар сидқу ихлос ниҳанд.

---

[1] Мазаррат, зарар, зиён.
[2] Риёзат – ранҷ, меҳнат.
[3] Таваққӯъ – умед, чашмдор.
[4] Макоримахлоқ – дорои ахлоқи лутфу карам.

## МЕБОЯД ДИД:

Эҳтироз кардан аз дӯстии се гурӯҳ аз фароиз[1] аст: яке фосиқ ва аҳли фуҷур[2], ки ҳиммати эшон бар муштаҳиёти[3] нафс масруф бувад, сӯҳбати эшон на сабаби роҳати дунё бошад, на мӯҷиби раҳмати охират. Дувум, дурӯғгӯён ва арбоби хиёнат, ки сӯҳбати эшон азоби алим[4] ва муошират[5] бо эшон балои азим бувад, пайваста бо дигарон аз ту суханони ғайри воқеъ бозгӯянд ва аз дигарон ба ту пайғомҳои ваҳшатомез ва фитнаангез ба хилофи ростӣ бознамоянд. Савум, аблаҳон ва бехирадон, ки на дар ҷарри[6] манфиат бар эшон эътимод тавон кард ва на дар дафъи мазаррат, ба ҳукми мисраъ:

«Душмани доно беҳ аз дӯсти нодон».

## МЕБОЯД ДИД:

Дар дунё чаҳор чиз сахттар аст: аввал дар мавсими пирӣ бенавоӣ ва хорӣ; дувум: дар ғурбат беморӣ; савум, арз ба ҳангоми қиллат[7]; чаҳорум, тафриқаи[8] рафиқ дар мусофират.

## МЕБОЯД ДИД:

Бояд, ки ин се чизро хӯ кунӣ, яке таъхир дар уқубот; дувум: таъҷил дар хайрот; савум, сабр дар ҳодисот.

---

[1] Фароиз – ҷамъи фариза; зарур, ҳатмӣ.
[2] Фуҷур – бадкор, бадахлоқ.
[3] Муштаҳиёт – орзу ва хоҳиш.
[4] Алим – аламнок, дарднок.
[5] Муоширот – сӯҳбат.
[6] Ҷар (ҷарр) – кашиш; овардан.
[7] Қиллат – нодорӣ, қашшоқӣ.
[8] Тафриқа – парокандагӣ, ҷудоӣ.

## МЕБОЯД ДИД:

Панҷ чизро ғанимат дон: аввал ҷавониро қабли пирӣ; дувум, тандурустиро қабли беморӣ; савум, тавонгариро қабли мӯҳтоҷӣ; чаҳорум, фароғатро қабли машғулӣ; панҷум, зиндагиро қабли мавт.

## МЕБОЯД ДИД:

Ҳукамо гуфтаанд, ки агар ҷамъе азимати коре кунанд ва гурӯҳе дар талаби муҳимме қадам зананд, он кас ба мақсуд хоҳад расид, ки ба фазилати мурувват махсус бошад ва агар ҳама дар мурувват баробар бошанд, касе мурод ёбад, ки суботи дил ва сидқи азимати ӯ бештар бувад ва агар дар ин низ тасовии[1] вай бошанд, он кас бар матлуб қодир гардад, ки ёру мададгори ӯ зиёда бошанд ва агар дар он ҳам тафовуте набошад, то ҳар киро давлат ёварӣ кунад ва қути бахт мадад диҳад, зафар ӯро хоҳад буд.

Қитъа: Кавкаби бахт чу толеъ шавад аз мавҷи мурод,
Он чи мақсуд бувад, зуд муяссар гардад.
Мадади толеъ агар нест, маранҷон худро,
Ки агар рӯй сӯи баҳр ниҳӣ, бар гардад.

## МЕБОЯД ДИД:

Дар маҳалли иқтидор инони ихтиёр дар қабзаи тасарруфи нафси аммора манеҳ, ки туро дар вартаи ҳалок абадӣ андозанд ва ба ҳангоми хашм бар зердастон раҳим бош, то ба вақти ҷазо забардасти оламиён[2] бар ту меҳрубон бошад ва ҳеҷ ҳол аз ҳадди инсоф дарнагузарӣ.

---

[1] Тасовӣ – баробарӣ (мусовӣ).
[2] Забардасти оламиён – маҷозан Офаридагор, Худо.

## МЕБОЯД ДИД:

Аҳли олам дар қавлу феъл бар чаҳор қисманд: аввал он, ки бигӯянду накунанд, в-ин шеваи мунофиқону бехаёлон аст; дувум, он, ки бигӯянд ва бикунанд, ин сирати дунёдорон аст; савум, он, ки нагӯянд ва бикунанд, ин одати ҷавонмардон аст; чаҳорум, он, ки нагӯянду накунанд, ин хислати дунон ва хасисҳимматон аст.

## МЕБОЯД ДИД:

Ин чанд ҷумла дар ақовили[1] ҳукамо омадааст, бояд донист, ки ҳар кӣ чаҳор кор кунад, чаҳор чизро мутарассид[2] бояд бувад: аввал, ҳар кӣ дар хӯрдани таом ҳарисӣ[3] зиёда кунад, мунтазири беморӣ бояд бувад. Дувум, ҳар кӣ ба сӯҳбати занон ҳарис бошад, расво шуданро омода бошад. Савум, ҳар кӣ бар мусоҳибони бехирад эътимод кунад, мулку давлатро падруд[4] бояд кард. Чаҳорум, ҳар кӣ зулм кунад, ҳалоки худро яқин бояд кард ва мумкин нест, ки касе аз соғари ситамгорӣ ҷуръа бинӯшад ва ба хумори бало мубтало нагардад ва дар чамани аъмол ниҳоли бедод биншонад, ҷуз уқубату азоб бар надорад.

Байт: Раҳо кун ситамро ба якборагӣ,
Ки камумрӣ орад ситамкорагӣ.

Дигар, чаҳор чиз, ки қалили[5] онро касир[6] бояд донист: аввал, оташ, ки қалили ӯро ҳамон зарараст дар

---

[1] Ақовил – ҷамъи қавл.
[2] Мутарассид – мунтазир, нигарон.
[3] Ҳарис – гуруснадчашм, тамаъкор.
[4] Падруд – видоъ.
[5] Қалил – андак, камӣ.
[6] Касир – зиёд, бисёр.

сӯхтан, ки бисёреро; дувум, вом[1], ки надомат аз қарзхоҳон дар як дирам ҳамон аст, ки дар даҳ ҳазор динор[2]. Савум, беморӣ, ки ҳарчанд инҳирофи[3] мизоҷ қалил бошад, заифу нотавонӣ орад; чаҳорум: аъдо, ки агар чи хору ҳақир бошанд, охир кори худ намоянд, дигаре то беморро сиҳати куллӣ ҳосил наояд, аз хӯрданӣ ва нӯшиданӣ зоиқа[4] наёбад ва ҳаммол[5] то бори гарон аз пушт наниҳад, наёсояд ва ошиқ то дар висоли маъшуқ нарасад, роҳат наёбад ва мусофир то ба манзил фуруд наёяд, изтиробаш кам нашавад ва марди махуф[6] то аз адуви[7] муставлӣ эмин нагардад, қарор нагирад.

Байт: Чун зи душман касе фароғат ёфт,
Ҷониби хушдилӣ инон бартофт.

Дигар, шаш касро тамаъ аз шаш чиз бояд бурид: аввал, подшоҳи золимниҳодро аз саботи давлат ва давоми мулк; дувум, мағруру мутакаббирро аз авсофи[8] мардум ва ном кардани ӯ ба некӯӣ; савум, бадхулқро аз бисёрии мусоҳибон; чаҳорум, беадаб ва хирарӯйро аз мартабаи бузургӣ; панҷум, мумсикро аз некиву некӯкорӣ; шашум, томеъро аз беҷурмӣ[9], чӣ тамаъ одамиро дар ҳаром афканад ва ҳар ҷо, ки ҳирсу оз хаймаи иқомат занад, амонату ростӣ аз он ҷо рахт бардорад.

Дигар, ду чиз қоим аст пеш аз вуқӯи ду чиз: аввал, ҳавз ва чашма то вақте хуш аст, ки ба дарё нарасида ва чун

---

[1] Вом – қарз.
[2] Динор – пули тилло, ашрафӣ.
[3] Инҳироф – каҷ рафтан.
[4] Зоиқа – маза; завқ.
[5] Ҳаммол – борбар, борбардор.
[6] Махуф – хавфнок, тарсдор.
[7] Адуввӣ – адӯ, душман.
[8] Авсоф – ҷамъи васф; сифат.
[9] Беҷурмӣ – беайбӣ, бегуноҳӣ.

ба баҳр омезад, дигар аз ҳаловат ва покизагӣ умед натавон кард. Дувум, мувофақат аз хешон ва мавaддати[1] софӣ аз дӯстон то вақте барқарор аст, ки мардуми суханчин ва муфсид[2] маҷоли сухан наёфтааст, чун мардуми дур дар мобайни ду ёр фурсати сухан ёфт, дигар бар дӯстии эшон тавaққӯъ набояд намуд ва эътимод натавон кард.

Дигар, се тан ҳамвора муқайяди[3] андӯҳ ва асири бандаи ғам бошанд: аввал он ки доим ба бадкорӣ масруф бошад. Дувум: дар ҳолати иқтидор накӯкорӣ накунанд. Савум: ноандешида коре кунад ва оқибати он надомат бошад...

Дигар, се тан худро дар ранҷ андозанд: яке он ки дар ҷанг аз худ ғофил шавад, то захми гарон ёбад. Дувум, он кӣ ворис надорад ва мол аз ваҷҳи ҳаром пайдо кунад. Савум, пирамарде, ки зани бад ва ҷавон дар никоҳ орад ва дил дар ӯ бандад, ки он зан ҳар вақт мавти ӯ аз Худо хоҳад.

Дигар, ҷидду ҷаҳди ду тан бефоида аст: яке козуре[4], ки ҷомаи пуртакаллуф[5] ва порчаи шаффоф пӯшад ва дар миёни об истода ҷома шӯяд. Дувум: бозургоне, ки зани хубсурат дар ақд орад ва ӯро дар ҳазар[6] гузошта сафар кунад.

Дигар, таҳаттук[7] ба ҳаракоти ду кас зоҳир шавад: яке он, ки моли худ назди бегона амонат ниҳад. Дувум, он кӣ аҳмақеро дар миёни худ ва хасм ҳоким кунад.

Дигар, тарки сӯҳбат аз ду кас накӯ афтад: яке он, ки неку бадро яксон донад ва савобу иқоби уқборо нобуд

---

[1] Мавaддат – дӯстӣ, муҳаббат.
[2] Муфсид – бадкор, вайронкор.
[3] Муқайяд – гирифтор, побанд.
[4] Козур – ҷомашӯй.
[5] Такаллуф – ба маънии барзиёд.
[6] Ҳазар – хона.
[7] Таҳаттук – беандеша.

пиндорад; дувум, он кӣ зоҳирро аз навоҳӣ[1] ва ботинро аз малоҳӣ[2] пок надорад.

Дигар, аз шаш чиз фоида натавон гирифт: аввал, қавли беамал; дувум; моли бехайр: савум дӯсти бетаҷриба; чаҳорум, илми бесалоҳ; панҷум, садақаи беният; шашум, зиндагонӣ бе сиҳат;

Дигар, ҳашт танро дар ҳашт ҷо тавон озмуд: олимро дар ҳангоми тақриру[3] мубоҳаса ва мардуми аслиро дар вақти накбат ва зоҳидро дар эҳрози[4] савоби охират ва дӯстиро дар айёми ҳоҷат ва деҳқонро дар мавсими зироат ва савдогарро дар ҳангоми ҳисоб ва бузургонро дар замони ғазаб ва шуҷоъро дар майдони ҷанг.

Дигар, бояд донист, ки ҳукамо бар авроқи саҳоифи васоё сабт кардаанд, ки аз масоҳабати ҳашт гурӯҳ парҳез фармудан лозим аст ва ба ҳашт тоифа мусоҳабату мухолатат[5] аз лавозим аст. Аммо он ҳашт тан, ки домани мувофиқат аз ҳамдамии эшон дур бояд чид: аввал он аст, ки ҳаққи неъмати мунъимро[6] нашносад ва худро ба куфрони[7] неъмат мавсум[8] созад. Дувум, он кӣ бесабаб ғазаб гирад ва хашми ӯ бар ҳилм[9] ғолиб бошад. Савум, он кӣ ба умри дароз мағрур бошад ва худро аз риояти ҳуқуқи холиқу халқ бениёз ангорад[10]. Чаҳорум, он кӣ ҳар корро бар ғадру макр кунад ва онҳо дар назари ӯ саҳл намояд. Панҷум, он кӣ бар дурӯғ ва хиёнат далер бошад ва аз ростиву амонат парҳез кунад. Шашум, он кӣ дар абвоби[11]

---

[1] Навоҳӣ – ҷамъи наҳӣ.

[2] Малоҳӣ – бозиҳо.

[3] Тақрир – суханронӣ.

[4] Эҳроз – нигоҳ доштан.

[5] Мухолатат – ҳамдамӣ, ҳамсӯҳбатӣ.

[6] Мунъим – бадавлат, молдор.

[7] Куфрон – куфр, кофир.

[8] Мавсум – таъин.

[9] Ҳилм – нармӣ, мулоиматӣ.

[10] Ангоштан – пиндоштан.

[11] Абвоб – ҷамъи боб.

шаҳват риштаи нафсро дароз гирад ва ҳавову ҳавасро қиблаи мақсуд шуморад. Ҳафтум, он кӣ бешарм бувад ва ба шӯхчашмӣ ва беадабӣ авқот[1] ба сар кунад. Ҳаштум, он кӣ бе сабабе дар ҳаққи мардум гумони бад кунад ва бе ҳуҷҷате арбоби донишро муттаҳам созад. Аммо он ҳашт кас, ки бо эшон бояд пайваст ва сӯҳбати эшон ғанимат бояд донист; аввал касе, ки шукри эҳсон лозим шумурд; Дуввум, он, ки аҳду муҳаббат ва ақди мавaддати ӯ ба ҳаводиси рӯзгор ва инқилоби замона ва гардишу даврони нопойдор шикаста нагардад; саввум, он, ки таъзим ва такрими[2] аҳли макрамат[3] ва арбоби тарбият воҷиб бинад; чаҳорум: он, ки аз ғадру фуҷур[4] ва нахвату ғурур бипарҳезанд; панҷум, он, ки дар вақти ғазаб бар забт[5] қодир шавад; шашум, он, ки алами саховат барафрӯзад ва дар таҳсили матолиби соилон ба миқдори мақдур[6] саъй намояд; ҳафтум, он, ки ҳаё ва шарму салоҳро ҳар вақт бар худ тамассук[7] намояд ва ба кадоме айём аз адаб таҷовуз накунад; ҳаштум, муҳибби сулаҳо[8] ва арбоби яқин[9] бувад ва аз аҳли фуҷуру фисқ карона кунад. Ва ҳар кӣ бо ин тоифа, ки зикр шуд, дар мақоми мувофиқ бувад ва аз он гурӯҳ, ки собиқ мазкур гашт, эҳтироз ва эъроз[10] намояд, ба баракати мусоҳабати инон ахлоқи разила аз ӯ мунқатеъ гашта, мизоҷи ҳолаш бо салоҳ наздик шавад, чӣ сирка, ки ба он ҳиддат[11] ва туршрӯйӣ, ки дорад, чун шакар дар он

---

[1] Авқот – ҷамъи вақт.
[2] Такрим – эҳтиром.
[3] Макрамат – иззат, лутфу карам.
[4] Фуҷур – бадкор, бадаҳлоқ.
[5] Забт – худдорӣ.
[6] Мақдур – тавоноӣ.
[7] Тамассук – эҳтиром.
[8] Сулаҳо – ҷамъи солеҳ, покдил.
[9] Арбоби яқин – арбоби ҳақиқат, ростӣ.
[10] Эъроз – ҳазар.
[11] Ҳиддат – тезӣ.

омезад, аз туршии худ бозраста, мӯҷиби дафъи амрози касир мегардад.

### МЕБОЯД ДИД:

Дунё золест фиребанда ва шавҳаркуш, ки бисёр таҳамтанонро бежанвор дар чоҳи лаҳад муқайяд[1] сохта ва ҷоест гузоштанӣ ва гузаштанӣ. Аксар соҳиби иқболро аз авҷи давлат дар хоки мазаллат[2] анбошта ва гулест ҷуз хор бӯй надиҳад, саробест, ки ҷуз намоиши беш надорад, бояд, ки дар ин саробгоҳ ба ҳушёрӣ қадам ниҳӣ ва умри азизи худро, ки натиҷааш ҷуз фаноe[3] нест, бар бод надиҳӣ ва коре чунон кунӣ, ки баъди ту ба накӯӣ ёд кунанд ва гоҳ-гоҳе номи ту ба хайр баранд.

Байт: Чашм кушову нигар аҳволи хеш,
Хоби гарони аҷал омад ба пеш.

### МЕБОЯД ДИД:

Муҳаббат бар ду қисм аст: аввал ҳубби[4] дунё, ки охири он надомат аст; дувум, ҳубби дин, ки нафъи он биҳишт аст. Туро ихтиёр боқист аз ин ҳар ду, яъне надомат ва биҳишт ҳар чӣ қабул кунӣ.

Байт: Як нукта бас аст, агар шуур аст,
Варна чӯ чароғ пеши кӯр аст.

### МЕБОЯД ДИД:

Ба кори дунё чунон ғарқ машав, ки худро ғарқ кунӣ, аз дасту по задани ту чи хайр зояд ва чи бад барояд. Ту хуб

---

[1] Муқайяд – гирифтор, нобанд.
[2] Мазаллат – хорию зорӣ.
[3] Фано – нестӣ.
[4] Ҳуб – муҳаббат.

яқин медонӣ, ки муншии қудрат[1] дар дафтари девони қазо ҳар он чӣ рақам фармудааст, аз он як ҳарф на беш, на кам хоҳад шуд. Пас чаро истиқлолро аз даст диҳӣ ва ба назари аҳли рӯзгор сабук дароӣ.

Рубоӣ: Гар кори ту нек аст, ба тадбири ту нест,
Вар низ бад аст ҳам, ба тақсири[2] ту нест.
Таслиму ризо пеша куну шод бизӣ,
К-ин неку бади ҷаҳон ба тақдири ту нест.

## МЕБОЯД ДИД:

Эй камҳуш, ба илм кӯш, ки мардуми беилму беҳунар ба диёри хеш, назди хеш ва бегона хору бемиқдор[3] бошад ва олиму ҳунарманд ба ҳар ҷо ва ба ҳар маконе, ки равад, тавқиру[4] иззаташ афзояд, лоф бар ҳунари обо[5] ва аҷдод мазан ва насабу ҳасабро[6] васила масоз.

Маснавӣ: Аз ҳунари хеш кушо синаро,
Моя макун нисбати деринаро.
Зинда ба мурда машав, эй нотамом
Зинда ту кун мурдаи худро ба ном.
Аз падари мурда малоф, эй ҷавон!
Гар на сагӣ, чун хушӣ аз устухон?

## МЕБОЯД ДИД:

Эй фарзанди арҷманд, аз хешон ва қарибони худ таваққуи хайр мадор, ки хешони ту чун шаҷари[7] бебар-

[1] Муншии қудрат – котиби тавоно; маҷозан малоика.
[2] Тақсир – кӯтоҳӣ, гуноҳ.
[3] Бемиқдор – беқадр, беэътибор.
[4] Тавқир – эҳтиром.
[5] Обо – ҷамъи «аб» падарон.
[6] Ҳасаб – ҳолу аҳвол, шараф, бузургӣ.
[7] Шаҷар – дарахт.

ганд, карами эшон бемаҳал аст. Агар тавонӣ, ба зӯри бозуи худ чизе ҳосил кунӣ, варна бар матрукаи[1] бузургони худ собиру шокир бош ва хислати нек гузину некиро фаромӯш макун ва эҳсон бар касе кардӣ, нокарда ангор ва рози дил бо касе магӯ ва аз бадасл таманнои вафо макун ва эътимод бар занон мадор ва меҳмонро азиз дор ва сухани бедарёфту бебурҳон бар забон марон, бал аз тақрири бемаҳал, ки анвои шарру фасод сар мезанад, аз ончунон сухан хомӯшӣ афзал.

Мисраъ:
«Хомӯшӣ маънӣ дорад, ки дар гуфтан намеояд» ва ба ҷои касе бад марасон, ки «Чоҳкандаро чоҳ дар пеш аст».

Қитъа: Ҳар кӣ бадкор ё бадандеш аст,
Рӯи некӣ дигар куҷо бинад?
Ҳар кӣ шохи мазаррате корад,
Меваи манфиат куҷо чинад?

Мисраъ:
«Барги сабз аст тӯҳфаи дарвеш».

## МЕБОЯД ПИСАНДИД:

«...сарвати зиёд инсонро аз ҳадди одамӣ бароварда ба ҳайвони ваҳшӣ табдил медиҳад. Агар майли одам ба танпарварӣ вусъат ёбад, қобилияти идроку фаҳмиш ва дониш мемирад».
(Абӯалӣ ибни Сино).

Дар таҳсили илму ҳунар кӯшидан кошонаи димоғро аз шамъи хирад равнақ бахшидан ва оинаи дилро аз ғубори ҷаҳолат мусаффо сохтан.

Молдоре, ки аз давлати илм тиҳикиса ва муньиме, ки аз ганҷи ҳунар бебаҳра, қарини донодилони сухан-

---

[1] Матрука – моли меросӣ.

офарину равшанзамирон меҳри тамкин ҳеҷ қадре наёрад ва ба чашми ҷавҳариён ҷавҳари дониш ё қуввати бебаҳояш ба шубҳа ҳам наярзад.

Қитъа: Гар Фаридун шавад ба неъмату мулк,
Беҳунарро ба ҳеҷ кас машмор.
Парниёну[1] насиҷ[2] бар ноаҳл
Лоҷварду[3] тилост бар девор.

Алҳақ: Илму ҳунар ҳусули ҷоҳу таҷаммулро[4] махзан аст ва таҳсили симу зарро маъдани хотам[5], донишу биниширо нигин ва дар таҳзиби[6] ахлоқи шӯҳрати офоқ чун нигорхонаи чин, кафили кору бори мамлакати подшоҳон ва сари тоҷи фазилату иззати олимон.

Рубоӣ: Коре, ки туро ба ҳақ расонад, илм аст,
Моле, ки зи ту кас наситонад, илм аст.
Ҷуз илм макун бадрақа[7] дар дори ҷаҳон,
Роҳе, ки ба мақсад бирасонад, илм аст.

Агар ҷоҳил биёмӯзад, оқил гардад, вагарна мутамаввил[8] соил шавад, турфа давлатест, ки аз бахшоиш тариқе гирад, чандоне ки ба дигарон базл кунӣ, афзунӣ пазирад, пас лозим аст, ки дар таҳсили илм ва ҳунар бикӯшад ва умри азизи худро ба лаҳв ва лаъб талаф насозад.

---

[1] Парниён – ҳарир.
[2] Насиҷ – матоъ.
[3] Лоҷуворд – санги кабуди шаффоф, ки аз он нигини ангуштарӣ месозанд.
[4] Таҷаммул – ҳашамат.
[5] Хотам – нигин.
[6] Таҳзиб – тарбия.
[7] Бадрақа – ҳамроҳ, рафиқ.
[8] Мутамаввил – тавонгар, бой (Соил – гадо).

Шеър: Касби камол кун, ки азизи ҷаҳон шавӣ,
Кас бе камол ҳеҷ наярзад, азизи ман.

## МЕБОЯД ПИСАНДИД:

Аз лаимони[1] даҳр таманнои диле хостан ва аз сангдилон чашми беҳӣ доштан подзаҳр дар даҳони мор ҷустан аст ва шаъшааи офтоб аз шаби дайҷур[2] ҳосил намудан. Гули коғаз бо васфи рангин машом муаттар насозад ва чӯби хушк бо вуҷуди обёрӣ самар наёрад.

Шеър: Зи бедардон илоҷи дард ҷустанҳо ба он монад,
Ки хор аз по бурун орад касе бо неши ақрабҳо.

## МЕБОЯД ПИСАНДИД:

Онро, ки сиришташ бад асту одаташ ноқис ба таҳзибу тарбияти ӯ кӯшидан маҳтоб ба газ[3] паймудан аст ва бод ба мушт гирифтан, ки мисмор[4] аз ҷид ва ҷаҳд дар санги хоро наравад ва зангӣ аз шустан ба оби Кавсар[5] сафед нагардад.

Шеър: Каҷро ба такаллуф натавон рост намудан,
Кай тир тавон сохтан аз чӯби камонҳо.

## МЕБОЯД ПИСАНДИД:

Эҳтиёҷ санг аст барои шикастани гавҳари иззати мардумон ва оташест баҳри сӯхтани баргу сози тақвири[6] инсон, агар чи аз ин балои ногаҳонӣ ва офати осмонӣ

---

[1] Лаим – нокас, хасис, фурӯмоя.
[2] Дайҷур – торик.
[3] Газ – ченаки дарозӣ (91,5 см).
[4] Мисмор – мех.
[5] Кавсар – чашмае дар биҳишт.
[6] Тақвир – иззат, эҳтиром.

мутанаффисро[1] гурезе нест ва аз гирдоби ранҷу миҳани[2] хоҳишҳои дунёвӣ сабоҳони чобукдастро ворахидан мумкин не, аммо даст диҳад, дасти савол пеши касе дароз нанамояд ва ҳоҷати худро ба Худо супорад, ки он биноест ва азобест азим, ҳар гоҳ бесабронро рӯ медиҳад, дасти дарюзагарӣ[3] ба ҳузури ҷаҳониён дароз менамояд ва гавҳари обрӯро бе об месозанд.

Фард: Дар шуҷоат одамӣ ҳарчанд чун Рустам шавад,
Мешавад чун Зол оҷиз дар набарди эҳтиёҷ.

Муносиб, ки дар он вақт по ба домани қаноат даркашад ва паи рӯзӣ пеши мухолифон обрӯи худ нарезад.

Пур кун зи оби дидаи гирён сабӯи хеш,
Яъне марез бар лаби ҷӯ обрӯи хеш.
Ҳаргиз ғаме зи косаи холӣ намехӯрем,
Наргиссифат задем гиреҳ бар гулӯи хеш.

Ки дар тангдастию фалокат зи аҳли давлат таманнои мурувват намудан хок дар дидаи умед анбоштан аст ва ба ҳангоми ғурбат ва саромади[4] усрат[5] аз аҳли рӯзгор чашми беҳбудӣ доштан дар оташи ҳасрат ва ҳирмон[6] сӯхтан.

Шеър: Ба вақти тангдастӣ ошно бегона мегардад,
Сурохӣ[7] чун шавад холӣ, ҷудо паймона мегардад.

[1] Мутанаффис – нафаскашанда.
[2] Миҳан – меҳнат.
[3] Дарюза – гадоӣ.
[4] Саромад – сардафтар.
[5] Усрат – машаққат, рӯзи сахт.
[6] Ҳирмон – ноумедӣ.
[7] Сӯроҳӣ – зарфи шароб.

Агар чораи ҳолат аз гулгунаи илму ҳунар хушчамол аст ва ганҷинаи сина аз нуқуди фунуну ҳурфат[1] моломол, пас ба хона пушт ба девор нишастан, дар ранҷу миҳан мубтало гаштан аст ва ҳамчун пастҳимматон дар чоҳи хорӣ ва парешонӣ афтодан. Лозим аст, ки аз кулбаи эҳзон рахт берун кашӣ ва азму ҷазми сафар намоӣ, то шаби сияҳбахтӣ аз саҳари мурод мубаддал шавад ва хуршеди мақосид аз уфуқи ғайб тулӯъ намояд.

Ашъор: Сафар мураббии мард аст ё ҳусули зафар,
Сафар хазинаи мол асту устоди ҳунар.
Ба шаҳри хеш касе қадри кас намедонад,
Гуҳар ба батни садаф, қадри ӯ бувад камтар.

## МЕБОЯД ПИСАНДИД:

Ҳар кӣ бинои мулку давлат бар зулм ниҳод ва шеваи ҷабру ситам ихтиёр намуд, анқариб мулкаш завол ёбад ва давлаташ интиқол[2], шери найистон чун даҳан ба хунхорагии бечорагон олуда гардонид, бедареғ аз дами теғ оби мамот[3] чашид.

Шеър: Шавад золим зи зулми худ хароб оҳиста-оҳиста,
Равад чун дашнаи[4] қассоб об оҳиста-оҳиста.

Мард касе аст, ки зердастон наёзорад ва равнақи бозори давлат ва тобиши офтоби ҳашаматро эътиборе нест, ки он дар чашм задан косид[5] мегардад ва ин ҳангоми накбати ниқоб ихтифо[6] бар рух меандозад.

---

[1] Ҳурфат – касб, пеша.
[2] Интиқол – кӯчидан, иваз шудан.
[3] Мамот – марг.
[4] Дашна – теғ, корд.
[5] Косид – беривоҷ, беравнақ.
[6] Ихтифо – пӯшида, пинҳон.

Саъдӣ алайҳи раҳма:

Даврони бақо чу боди саҳро бигзашт,
Талхиву хушиву зишту зебо бигзашт.
Пиндошт ситамгар, ки ҷафо бар мо кард,
Бар гардани ӯ бимонду бар мо бигзашт.

## МЕБОЯД ПИСАНДИД:

Хуррам касест, ки косаи дилаш моломол аз зари накӯист ва дӯкони табъаш машҳун[1] аз матои дилҷӯ, чашмаш аз сурмаи ҳаё пурнуру димоғаш аз хаёлот хуш, ахлоқи маъмури[2] вафодорӣ яктои замона ва ба ошноӣ бемислу ягона, аз макру фиреб мӯъсир[3], овози дағобозӣ[4] ва ҳаё рои[5] мубарро[6] ҳусни сулук дарбори ӯст ва сармояи иззату тавқир[7] дар ҷайбу канор.

Қитъа: Ҳар кӣ дар ӯ сирати некӯ бувад,
Одаме аз одамиён ӯ бувад.
Некии мардум на накӯрӯӣ аст,
Хӯи накӯ мояи[8] некӯӣ аст.

...дар ҳаёт баҳамчашмон сурхрӯӣ ҳосил намудан аст ва баъди марг мисоли оҳуи мушк нофа[9] ёдгорӣ гузоштан.

---

[1] Машҳун – пур.
[2] Маъмур – пур, мутеъ.
[3] Мӯъсир – камбағал.
[4] Дағобозӣ – макру ҳила.
[5] Рой – фикр, андеша.
[6] Мубарро – пок, соф.
[7] Тавқир – эҳтиром.
[8] Моя – асос.
[9] Нофа – халтачаи мушк, ки аз нофи оҳу ҳосил мешавад, гӯё макони он Хутан (Чин) будааст; маводи хушбӯй.

Қитъа: Ёд дорӣ, ба вақти зодани ту
Ҳама хандон буданду ту гирён?
Дар чунон зӣ, ки баъди мурдани ту
Ҳама гирён шаванду ту хандон.

## МЕБОЯД ПИСАНДИД:

Беталаб бар дари касон гардидан ҳурмату обрӯи хеш рехтан аст ва даст бар дари дигарон бе иҷозат бурдан сарриштаи иззат ва тавқир гум кардану мӯҷиби силӣ хӯрдан аст.

Шеър: Беталаб, зинҳор бар хони касон меҳмон машав,
Гавҳари бекимати санги таҳи дандон машав.

Набинӣ, ки то гул дар гулзор ба иштиёқи[1] таллоқ[2] лаб накушояд, зинҳор андалеб[3] таманнои висолаш дар дил наёрад ва то ниҳол дар бӯстони сабад меваҳои гуногун пешкаш насозад, касе бар ағсонаш[4] панҷаи хоҳиш дароз накунад.

Шеър: Ишқ аввал дар дили маъшуқ пайдо мешавад,
То насӯзад шамъ, кай парвона шайдо мешавад.

## МЕБОЯД ПИСАНДИД:

Ҳар фарди башарро лозим аст, ки ба сӯҳбати донишварони равшанзамир ва ҳунармандони пуртадбир зонуи адаб таҳ намояд ва аз омезиши ҷоҳилони хаффош-табиат[5] иҷтиноб[1] варзад, ки мулоқоти хирадмандон ҳамчу

[1] Иштиёқ – шавқ, орзу.
[2] Таллоқ – ҷудоӣ.
[3] Андалеб – булбул.
[4] Ағсон – шох, навда.
[5] Хаффош – кӯршапарак.

мушку анбар аст. Сӯҳбати сафеҳон[2] чун миҷмар[3] пур аз ахгар[4], аз он тараф сарсарӣ ҳам биеёд, бӯи хушаш бар дӯш гирифта, дилу димоғро нофаи Хутан созад ва саҳнаи табъро чамани чаман ва агар аз ин тараф насиме ҳам бивазад, ба муҷоварати[5] бад чун барқи хотиф[6] хирмани офиятро[7] бисӯзад ва шӯълаи ғам дар дил барафрӯзад ва агар бар оинаи хаёл партави рафоқати ҷуҳҳол[8] бияфтад, ранги нокоми тираву тор намояд ва хокистари номуродӣ бар фарқ афшонад.

Фард: Об чун дар равған уфтад, нола хезад аз чароғ,
Сӯҳбати ноҷинс бошад самраи[9] озорҳо.

## МЕБОЯД ПИСАНДИД:

Ин панҷ уюбро[10] дастури амали хеш набояд сохт ва нарди рағбати инон бар бисоти рӯзгор набояд бохт.

**Аввал:** қиморбозӣ, ки ин рахнаандози кохи имон аст ва ғоратгари кишвари иззату ҷон;

Роҷаналро савдояш[11] дар сар уфтод, охир шунидӣ ки ба чашм задан салтанат аз даст бидод. Ҳама ашғолро[12] андозаест, аммо ин берун аз имкон ва дигар баҳори уюбро соҳиле аст, лекин ин Қулзуме[13] аст нопайдоканор, ки

---

[1] Ичтиниб – парҳез.
[2] Сафеҳ – аблаҳ, нодон.
[3] Миҷмар – зарфи уд ва испанддудкунӣ.
[4] Ахгар – оташпора.
[5] Муҷоварат – ҳамнишинӣ, наздикӣ, ҳамсоягӣ.
[6] Хотиф – дурахшанда.
[7] Офият – осудаҳолӣ, амонӣ.
[8] Ҷуҳҳол – ҷамъи ҷоҳил.
[9] Самра – самар, ҳосил.
[10] Уюб – ҷамъи айб.
[11] Савдо – номи амрозест аз ахлоти чоргона ва номи мизоҷ (Роҷа лақаби шоҳони Ҳинд).
[12] Ашғол – ҷамъи шуғл.
[13] Қулзум – баҳр; баҳри Аҳмар (Сурх).

киштии авқот дар чормавҷаи[1] тӯфонаш андохта, матои дину дунёро ғарқи фано сохт. Агар ба мисли «Ганҷи Қорун»[2] ба даст ояд ва неъмати рубъи маскун[3] муяссар гардад, назри як бозиш мешавад ва даст аз бозичаи дуюм чун панҷаи чанор холӣ мемонад, иштиёқаш ба ранги иштиҳои оташи сӯзанда гоҳе сурати интифо[4] напазирад ва пои шавқаш мисли оби равони дарёи аз сайр мондагӣ напазирад.

Абёт: Ҳуш дор аз ин қиморбозӣ!
Бигрез зи қалби корсозӣ!
Бадтар ба ҷаҳон аз ин бало нест!
Дар анҷуманаш ба ҷуз даға нест!

**Дувум:** шикорбозӣ, ки гулӯи ҷонварон аз корди бераҳмӣ буридан ва таклифи[5] эшон ҳамчун таклифи худ нашумурдан баид[6] аз инсоф аст.

Саъдӣ гӯяд: Зери поят гар надонӣ ҳоли мӯр,
Ҳамчу ҳоли туст зери пои пил.

Агар дар пои инсон хоре бихалад ва ё мӯри безӯр вар ҷисм бигазад, чӣ ҳолати торе мешавад ва чӣ гуна ранг мутағайир мегардад, чи ҷое ки ҳайвонотро ба дашнаи бераҳмӣ мазбӯҳ[7] сохтан ва ба бедарде рӯҳи онҳо аз тан баровардан.

---

[1] Чормавҷ – маҷозан чор дарё.
[2] Қорун – соҳиби ганҷи бисёре, ки сарваташ барбод рафтааст.
[3] Рубъи маскун – чоряки кураи Змин, ки мувофиқи ақидаи пешиниён аз чор як ҳиссаи Зминро хушкӣ ташкил медиҳад ва ҳамин қисми Заминро рубъи маскун (чоряки аҳолинишин) номидаанд.
[4] Интифо – хомӯшӣ.
[5] Таклиф – азоб.
[6] Баид – дур.
[7] Мазбӯҳ – сар буридан.

Қитъа. Шунидаам, ки ба заббоҳ[1] гӯсфанде гуфт
Дар он замон, ки гулӯяш ба теғ мебуррид.
Мазои ҳар хасу хоре, ки хӯрдаам, дидам,
Ҳар он кӣ паҳлуи чарбаш хӯрад, чӣ хоҳад дид?

Маъаҳозо[2], то ҳадди имкон дар тасдеи[3] ҷонварон накӯшад ва нақши эзорсони[4] ӯ сон[5] бар саҳфаи хотир накашад.

Фирдавсӣ: Маёзор мӯре, ки донакаш аст,
Ки ҷон дораду ҷони ширин х(в) аш аст!
Сиёҳ андарун бошаду сангдил,
Ки хоҳад, ки мӯре шавад тангдил.

Ҳофиз фармуда: Мабош дар паи озору ҳар чӣ хоҳӣ, кун!
Ки дар тариқати[6] мо ғайр аз ин гуноҳе нест.

**Севум:** Шаробхорӣ. Ҳар кӣ хаёли шавқи майнӯшӣ дар сар медорад ва авқоти ҳаёти мустаор[7] бад-ин шуғл сарф мекунад, умуроти[8] дунёро абтар[9] месозад ва ба раҳгузарии охират хорҳои надомат меандозад, неъматҳои номутаноҳӣ[10] бар ӯ ҳаром аст, лаънати ҳар аҳли мазоҳиб[11] ба

---

[1] Заббоҳ – қассоб, забҳкунанда.
[2] Маъаҳозо – бо ҳамин, ҳамин тариқ....
[3] Тасдеъ – ташвиш.
[4] Эзоросон – маҷозан камар бастан.
[5] Сон – тавр, гуна.
[6] Тариқат – роҳу равиш, мазҳаб.
[7] Мустаор – муваққатӣ.
[8] Умурот – ҷамъи амр.
[9] Абтар – бефоида, беҳуда.
[10] Номутаноҳӣ – беинтиҳо, бепоён.
[11] Мазоҳиб – ҷамъи мазҳаб.

рӯяш мустадом[1] ҷоми дилаш аз бодаи беҳушӣ маъмур[2] ва дар беҳаёиву тардоманӣ ба олам машҳур.

Фард: Ақли солим зи майи ноб[3] наояд берун,
Киштии коғазӣ аз об наояд берун.

**Чаҳорум:** Зинокорӣ. Зинокорӣ, ҳаёти бесаботро дар афъоли бад зоеъ кардан ва густохона[4] бар корҳои ношоиста ва умуроти нобоиста[5] камари вақоҳат[6] бастан хилофи ақл аст. Касе, ки ҳайвуннафс дар мизмори[7] зинокорӣ маҳмез[8] кунад ва ҷамозаи[9] табиат дар тариқи бадкорӣ тез, дар чорсӯи гетӣ[10] ангуштнамо ба беҳамиятӣ[11] шавад ва дар сафар тӯшаи шармсорӣ барад. Агар гули харзаҳра зебу зинати бӯстон буда, боғбон ба дамонидани насрину настаран[12] машаққат набурдӣ ва агар хористони бадафъоле[13] самари нек ниҳодӣ, касе дар гулистони ҷаҳон навбоваи некаъмоле нанишондӣ.

Ашъори Саъдӣ: Ки шаҳват оташ аст, аз вай бипарҳез,
Ба худ - бар оташи дӯзах макун тез.
Дар он оташ надорӣ тоқати сӯз,
Ба сабр обе бар ин оташ зан имрӯз.

---

[1] Мустадом – ҳамеша, доимо.
[2] Маъмур – пур.
[3] Ноб – соф, холис.
[4] Густох – бешарм, беҳаё.
[5] Нобоиста – нобоб, нолоиқ.
[6] Вақоҳат – бешармӣ, беҳаёӣ.
[7] Мизмор – майдон.
[8] Маҳмез – пошна.
[9] Ҷамоза – тезрафтор.
[10] Гетӣ – дунё.
[11] Беҳамият – беномус, беорият.
[12] Насрину настаран – ҳулул, хӯч.
[13] Бадафъол – бадфеъл.

**Панҷум:** Дуздӣ. Ҳар кӣ бар ин кори накӯҳида[1] табиати худро ғабб[2] гардонад ва рӯзӣ аз чунин пешаи ноқиса пайдо менамояд, чеҳраи ҳолро ба охир аз ашки надомат мешӯяд ва шерозаи нусхаи ҷамъияту хотири хеш мунташир месозад. Ҳама олам дар шаб ба истироҳат масруфу ӯ ҳамчу буми шум ба талоши маош машғуф[3]. Ҳар кас ба бистари роҳату айш дар амну амон ва ӯ ба сазои ҷисмонӣ паи ғораи ақос[4] ва адонӣ[5] дар меҳнати зиндон. Агар боре истеҳсоли беҷояш ошкор шавад ва муктасабаи[6] ҷоизаш падидор, пешкаши ришватситонон мегардад ва ранги сияҳбахтон кафи афсӯсу ҳасрат мемолад. Гоҳе пояш силки[7] занҷири мусалсал[8] асту гоҳе гулӯяшро тавқи лаънат ҳамоил. Ҳар фарди башар аз сӯҳбаташ нуфур асту аз мулоқоташ кофур[9], пас аз ин кори ношоиста иҷтиноб набудан баҷо.

Шеър: Як нукта бас аст, агар шуур аст,
Варна чу чароғ пеши кӯр аст.

## МЕБОЯД ПИСАНДИД:

Бар мулоқоти соҳибғараз эътимод надорад ва хилташро[10] ба ҳеҷ вақт дар ҳисоб нашуморад, ки чун бар муроди хеш дастрас ёбад, аз анису[11] мувохот[1] рӯ бартобад.

---

[1] Накӯҳида – таън.
[2] Ғабб – рӯз дар миён, ё ҳафтае як рӯз ба дуздӣ одат кардан.
[3] Машғуф – саргарм.
[4] Ақос – канораҳои дурдаст.
[5] Адонӣ – ҷамъи адно; хору забун.
[6] Муктасаб – ба даст оварда шуда.
[7] Силк – банд.
[8] Мусалсал – пайвасти пай дар пай.
[9] Кофур – нобовар.
[10] Хилт – ахлоти ҳукмрон аз ахлоти чоргона: хун, сафро, савдо, балғам дар вуҷуди одам.
[11] Анис – рафиқ.

Фард: Чун ғараз омад, ҳунар пӯшида шуд,
Сад ҳиҷоб[2] аз дил ба рӯи дида шуд.

## МЕБОЯД ПИСАНДИД:

Агар дар талаби коре вақте пеш ояд ва ба манзили ҳусули мақсуд мушкилӣ рӯ намояд, наъл дар оташ нашавад ва аз роҳи душворгузар собитқадаме бар нагардад.

Шеър: Гар фалак кори туро барҳам занад, аз ҷо марав!
Ҷомаро хайёт[3] созад қатъ баҳри дӯхтан.

Басо авқот аз гардиши сипеҳри[4] бемеҳр найрангҳои гуногун ва шӯъбадаҳои[5] буқаламун[6] сар мекашад ва ба сони Юсуф аз аҳвони[7] шаётини даҳр гарди малол бар домани ҳол менишинад ва бӯи пероҳани маром ба машом намерасад. Агар дар он замон замона оби шӯри номуродӣ ба коми ҷон чаконад ва ҳазорон доғҳои таколиф[8] бар ҷигар ниҳад, рутба-ул-лисон ба шукргузорӣ будан беҳтар аст ва тиразабон ба сипосдорӣ[9].

Шеър: Дар биёбон чун зи шавқи Каъба хоҳӣ зад қадам,
Сарзанишҳо гар кунад хори мағелон, ғам махӯр!

---

[1] Мувохот – дӯстӣ ва бародарӣ.
[2] Ҳиҷоб – ниқоб, маҷозан ҳаё.
[3] Хайёт – дӯзанда.
[4] Сипеҳр – маҷозан замон.
[5] Шӯъбада – найрангбозӣ.
[6] Буқаламун – маҷозан рангоранг.
[7] Аҳвон – бародарон.
[8] Таколиф – азоб, ҷабр.
[9] Сипосдорӣ – миннатдорӣ.

## МЕБОЯД ПИСАНДИД:

Асбоби истиқомати[1] салтанат ва аркони[2] пойдории мамлакат чаҳор ҳастанд:

**Аввал:** дурандешӣ, пеш аз пеш омадани воқеот биандешад ва аз тааммуқи[3] назар нишебу фарози маомилот бубинад.

Фард: Илоҷи воқеа пеш аз вуқӯъ бояд кард,
Дареғ суд надорад, чу рафт кор аз даст.

**Дувум:** истиқлол, ки баъдаш сурати интиқол[4] набандад ва пои иқомат[5] аз ҷодаи иродат налағжад.

Қитъа: Ба устувории андеша кӯш дар тадбир,
Ки аз тараддуд васвос сад халал зояд.
Субот[6] рой намояд хаёл кори дуруст,
Дар оби ҷунбон сурат дуруст нанамояд.

**Севум:** дурусттадбир, ки аз роҳи савоб ҷониби тақсир моил нагардад ва аз нохуни тафаккур гиреҳи корҳои сарбаста бикшояд.

Шеър: Ба тадбир Рустам даромад ба банд,
Ки Исфандёраш начаст аз каманд.

**Чаҳорум:** шамшери тез, ки дар хунрезии аъдо шӯрангез бошад, дар маъракаи ҷидолу[7] қаттол қиёматхез.

---

[1] Истиқомат – пойдорӣ, барқарорӣ.
[2] Аркон – ҷамъи рукн, сутун.
[3] Тааммуқ – чуқур.
[4] Интиқол – кӯчидан, иваз шудан.
[5] Иқомат – истиқомат, манзил.
[6] Субот – устуворӣ.
[7] Ҷидол – низоъ.

Шеър: Нашавад нафси омма қобили хайр,
Гарна шамшер подшо бошад.

## МЕБОЯД ПИСАНДИД:

Созу сомони ҷаҳон зар асту зебу зинати инсон зар, аз заркори олам фурӯғ[1] мебояд... ва аҳли қалам шабро ба рӯз меорад, душмани ҷон ба ғамгусорӣ гирояд[2] ва сангдил аз дурӯштӣ боз ояд.

Мисраъ: Зар бар сари фӯлод ниҳӣ, нарм шавад.

Алҳақ, зар мӯҷиби истиқомати давлат асту боиси таъзиму такрими бани навъи инсон, зариаи[3] зарқи[4] коинот[5] асту василаи осоишу оромӣ, айбро кимиёсту амрози тақсир-ро даво.

Шеър: Эй зар, ту Худо наӣ, валекин ба Худо,
Саттори уюбу қозиюлҳоҷотӣ[6].

Касе, ки дасташ аз зар холист, агар чи аз дудмони[7] олӣ бошад, насабу ҳасабаш касе намепурсад ва бар шунидани ҳолу тобораш гӯш намедиҳад.

Ғазал: Имрӯз хулқи хеш ба симу ба зар кунанд,
Бе зар агар бародар, з-ӯ ҳам ҳазар кунанд.
Зардор гарчи нодон, гӯянд: оқил аст,
Безар агар чи доно, мислаш ба хар кунанд.

---

[1] Фурӯғ – ривоҷ.
[2] Гироидан – майл, рағбат.
[3] Зариа – восита.
[4] Зарқ – фиреб.
[5] Коинот – бошандагон, мавҷудот.
[6] Қозиюлҳоҷот – ҳоҷатбарор.
[7] Дудмон – хонадон, кабила.

Зардор агар бимирад, хешону ғайр гирянд,
Безар агар бимирад, кам чашм тар кунанд.
Зардорро ба маҷлис ҷое диҳанд бар сар,
Безар агар биёяд, ҷо тангтар кунанд.

Лозим аст, ки дасту бозуи ҳиммат кушода ганҷ ба даст орад ва дар таҳсили мол ҳадди ҳалолро нигоҳ дорад.

## МЕБОЯД ПИСАНДИД:

Шоҳе, ки содалавҳону каҷтабъонро кору бори мамлакат тафвиз[1] намояд, подшоҳ асту ҳукумат аз даст бидиҳад.

Қитъаи Саъдӣ: Надиҳад ҳушманди равшанрой[2],
Бо фурӯмоя корҳои хатир[3].
Бурёбоф гарчи бофанда аст,
Набарандаш ба коргоҳи ҳарир.

## МЕБОЯД ПИСАНДИД:

Риояти ҳаққи дӯстон накардан ва аз эшон чашми манфиат доштан чунон аст, ки дар замин тухм наафшондану умедвори зироат мондан.

Фард: Касе дар анҷуман шамъе наяфрӯхт,
Нишони равшаниро кай тавон ёфт?

## МЕБОЯД ПИСАНДИД:

Ҳар кӣ бар рӯят абвоби карам ва эҳсон бикшод, аз ганҷи беранҷи хеш ба ту насибе бидод, зинҳор гардан аз тоаташ напечӣ ва дил аз хаёлоти инқиёдаш[4] натобӣ. Агар

---

[1] Тафвиз – супоридан.
[2] Равшанрой – равшанфикр.
[3] Хатир – корҳои бузург.
[4] Инқиёд – итоат.

аҳёнан ӯ чеҳраи ҳолат аз нохуни мазаррат бихрошад ва чашми дилат ба ғубори кудурат[1] мукаддар[2] созад, то ҳам ангушти ҳакамаш[3] бар чашми эҷоб[4] нанихӣ ва забон ба гилаву шикваааш накушоӣ, ки побанди салосили[5] миннаташ ҳастӣ, намакхӯри хони эҳсонаш.

Шеър: Куфри неъмат мекунад ризқи ҳалоли худ ҳаром,
Тифл аз пистон газидан мекунад хун ширро.

## МЕБОЯД ПИСАНДИД:

Забти[6] ин панҷ хасоили намакхӯрони хони подшоҳиро заруррист ва мулозимони зилли[7] олиҳиро лозимӣ:

**Аввал:** шӯълаи хашмро аз оби таҳаммул фурӯ нишондан ва хористони ғазабро ахгари бурдборӣ[8] сӯхтан.

Рубоӣ: Таҳаммул кунад, ҳар киро ақл ҳаст,
На ақле, ки хашмаш кунад зери даст.
Таҳаммул чу заҳрат намояд дуруст,
Вале шаҳд гардад, чу дар табъ руст.

**Дувум:** аз ҳасади абнои[9] ҷинс синаро мусаффо доштану лавҳи[10] дилро аз нуқуши буғз поку муарро[11].

---

[1] Кудурат – дилтангӣ, хафагӣ.
[2] Мукаддар – тира, сиёҳ.
[3] Ҳакам – миёнарав.
[4] Эҷоб – кабул.
[5] Салосил – силсилаҳо.
[6] Забт – худдорӣ.
[7] Зил (л) – ҳимоя.
[8] Бурдборӣ – сабру токат.
[9] Абно – ҳамҷинсон; одамони дар як дараҷаву вазъият.
[10] Лавҳ – сармашқ, маҷозан дафтар.
[11] Муарро – холӣ, поку озод.

Шеър: Кина бари сина, ки бинҳод рахт?
Дил шавадаш аз паи озор сахт.

**Сувум:** моҳтоби табиатро аз хусуфи[1] тамаъ торик нагардонидан ва хуршеди дилро аз кусуфи[2] ҳавову ҳавас бе нур насохтан.

Фард: Ҳарисро накунад неъмати ду олам сер,
Ҳамеша оташи сӯзанда иштиҳо дорад.

**Чаҳорум:** дар ҳудуси[3] ҳодисаи ҷонгузо[4] изтироб намудан, шадоиди[5] масоиб[6] паи ҳиммат аз кӯи истиқлол[7] берун наниҳодан.

Қитъа: Калиди таваккул гар ояд ба даст,
Дари ганҷи иқбол битвон кушуд.
Ба чавгони сидқ андар ин арсагоҳ,
Зи майдон тавон гӯйи давлат рабуд.

**Панҷум:** ба ҳар кор дурустиву андозаро нигоҳ доштан ва дар роҳи харҷ аз ҳадди дахл берун нагузоштан.

Ашъор: Ҷаҳон мегузорад ба хушхорагӣ,
Ба андоза дорад тагборагӣ.
На базле, ки тӯфон барорад зи мол,
На бухле, ки сахтӣ дарорад ба ҳол.

---

[1] Хусуф – моҳгирӣ; ин ҷо ба маънои торикӣ.
[2] Кусуф – офтобгирӣ, дар ин ҷо ба маънои хирагӣ.
[3] Ҳудус – пайдоиш; рӯй додан.
[4] Ҷонгузо – ҷоннок.
[5] Шадоид – ҷамъи сахтӣ.
[6] Масоиб – мусибатҳо.
[7] Истиқлол – беқарорӣ.

## МЕБОЯД ПИСАНДИД:

Дар маҷлиси бузургон ва махфили ҳасби[1] лаёқату ҳасбияти худ нишастан боиси донишмандисту ҳифзи маротиби дигарон доштан мӯҷиби хирадмандӣ. Беандеша ҳамчун девонагон сухан гуфтан фарқи хиҷолат пеш афтодан асту бе маҳал лаб аз табассум ошно гардонидан чашм бар пушти пои надомат дӯхтан.

Шеър: Лоиқи маҳфил набошад, ҳар кӣ хандад бемаҳал,
Кафш чун дандон намояд, мешавад аз пой дур.

Ҳар кӣ бо касе ба такаллум машғуф[2] бошад ва ба сухангӯӣ масруф, ло калом каломаш қатъ накунад ва дар гуфтугӯяш дахл надиҳад.

Шеър: Суханро сар аст, эй хирадманду бун.[3]
Маёвар сухан дар миёни сухун.

Чун тақрираш[4] ба ихтимом[5] расад ва силсилаи ақвояш ба анҷомҳо фил[6] замири[7] хеш макри кам аз беш ба ширинзабонӣ бар забон овардан беҳтар аст ва аз саргӯшӣ ошкоро гуфтан хуштар.

Фард: Дар маҷолис ҳарфи саргӯшӣ[8] задан бо якдигар,
Дар замини синаҳо тухми нифоқ афкандан аст.

---

[1] Ҳасб – қадр; ҳасбият – андоза, миқдор.
[2] Машғуф – мафтун.
[3] Бун – поён, охир.
[4] Тақрир – сухан.
[5] Ихтимом – анҷом, охир.
[6] Фил – филҳол, дарҳол.
[7] Замир – фикру хаёлҳои пинҳонӣ.
[8] Саргӯшӣ – ба гӯши ҳамдигар пичир – пичир гап задан.

Аз айбчӯӣ ва дурӯғгӯӣ забонро ошно намудан ва аз ғайбату бӯҳтон дили сомеин[1] шодон кардан ва аз гулгунаи истеҳзаи ӯ тамасхур ранги оразӣ табиат афрӯхтан ва ҳаракати дасту бозу ва чашму абрӯ хилофи таҳзиб ба кор бурдан шамъи шармандагӣ дар базм равшан сохтан асту дуди парешонхотирӣ ба димоғ печонидан, реш аз бозуи ано[2] мул масун[3] дорад ва гӯшу биниву даҳан аз ангушти маъмун[4].

Агар зарурати қазо[5] ҳавоиҷи[6] зарурӣ афтад, ба тарикe аз маҳфил берун рафта фориғ шавад, ки бори хотири анҷуман нагардад ва бар дили ҳозирин гарон нагузарад, либоси пӯшиданӣ аз олоиши ҷисмонӣ мусаффо дорад ва хештанро аз такаббуру нахват мубарро. Сармояи фахри обо ва аҷдод нафурӯшад, дар санову ситоиши худ накӯшад.

Шеър: Санои худ ба худ гуфтан намезебад туро, Соиб,
Чу зан пистони худ молад, ҳузузи[7] нафс кай ёбад?

## МЕБОЯД ПИСАНДИД:

Баландҳиммат дасти таваҷҷӯҳ ба нафъи махлуқот баркушояд ва ба ҳеҷ вақт аз касе мутаваққеи[8] ёрӣ набошад. Агар ба ӯ ҳаводиси рӯзгор пои тавсани[9] ҳимматашро аз ин роҳ билағжонад, зимоми шикеб[10] ва истибор[11] аз даст

---

[1] Сомеин – шунавандагон.
[2] Ано – ранҷ, заҳмат.
[3] Масун – эмин, амон.
[4] Маъмун – дар амон.
[5] Қазо – иҷро.
[6] Ҳавоиҷ – эҳтиёҷ, ҳоҷат.
[7] Ҳузуз – баҳра, лаззат.
[8] Мутаваққеъ – умедворӣ.
[9] Тавсан – шӯхӣ, саркашӣ.
[10] Шикеб – сабр, тоқат.
[11] Истибор – сабр, таҳаммул.

намедиҳад, умеди беҳӣ ва беҳрӯзӣ аз хӯшачинони дунявӣ бар намедорад.

Офтоби ҷаҳонтоброро хосияте аст, ки бар зарраи бемиқдор партаве андозад ва аз ӯ хоҳиши ивазу бадал наёрад. Дарахти сандалро одатест, ки аз хушбӯии хеш тамоми оламиён муаттар созад ва таманнои истимдод[1] ғайре хотираш ҷо напазирад.

Фард: Аҳли ҳимматро набошад такя бар бозуи кас,
Хаймаи афлок[2] бе чӯбу таноб истодааст.

## МЕБОЯД ПИСАНДИД:

Бо ҳар кас маросими пояшиносӣ ба ҷой овардану бисоти буқаламун меҳмондорӣ биёростан шеваи хирадмандон асту тариқаи ҳунарпарварон. Агар бахт бедор асту иқбол ёвар, то тавонӣ, дили аҳли ҷаҳон аз талаттуфу[3] мадор хуш дор, ҳин-ул-васеъ[4] ба зӯру бозуи ҳиммати хеш муродоти маҳлуқот барор, ки оби дарё аз серобӣ кому даҳони ташнагон танзил[5] напазирад ва давлати илму ҳунар аз бахшоишу файзрасонии дигарон камӣ нагирад.

Шеър: Нест мумкин нашавад дахл зи резиш афзун,
Дона дар хок яке сад шавад аз афшондан.

Аммо боз ин вақт ба даст наёяд, ки мулку давлат даст ба даст биравад ба байни ҳафт кишвар[6]. Мафтуҳаро[7]

---

[1] Истимдод – ёрӣ, мададталабӣ.
[2] Афлок – ҷ. фалак.
[3] Талаттуф – лутф.
[4] Ҳин – ул – васеъ – инак васеъ.
[5] Танзил – суд, фоида.
[6] Ҳафт кишвар – ҳафт иқлим.
[7] Мафтуҳа – фатҳ.

Сикандар чӣ сохт ва чӣ гуна «Чиҳил ганҷ»-ро Қорун ба ҳасрату нокомӣ гузошт?

Шеър: Дарёб кунун, ки неъматат ҳаст ба даст,
К-ин неъмату мулк меравад даст ба даст.

## МЕБОЯД ПИСАНДИД:

Пайдоиши инсони заиф-ул-баниён аз қатраи нопок асту анҷомаш хок. Дар ҳамчунин фурӯмояги, худро аз нахват Фиръавни сонӣ сохтану бизоати такаббуру руунати[1] дарбор бастан аз донишмандӣ баид аст. Аз бодаи такаббур чеҳра арғувонӣ[2] намудан кӯтоҳии ақл, аз моҳтоби нодонӣ тор-тор гардонидан аст ва ба чашми ҷаҳониён тан ба ҳақорат[3] супурдан.

Шеър: Зи нахват ғарқи дарё гашта Фиръавн,
Шуд аз кибру манӣ Намруд бе авн[4].
Такаббур бин чӣ бо Шаддод карда,
Такаббурҳо дар абру бод карда.

## МЕБОЯД ПИСАНДИД:

Қитъа: Маълум шуд зи ҷунбиши набзам, ки як нафас
Дар дасти ихтиёр набошад инони умр.
Ҳар дам ба ранги шишаи соат нигоҳ кун,
Ғофил мабош аз сафари корвони умр!

Ғунча, ки аз насими мушкбори баҳор ба саҳни гулзор гул-гул шукуфт, дар чашм задан самуми[5] хазон қабои[6]

---

[1] Руунат – калонгирӣ.
[2] Арғувонӣ – маҷозан сурх.
[3] Ҳақорат – хорӣ.
[4] Авн – ёрӣ, мадагорӣ.
[5] Самум – гармсел.
[6] Қабо – либоси мардона.

ҳаёташ дарид ва гавҳаре, ки аз абри найсон[1] дар пушти садаф[2] пайдо гашт, санги ҳаводиси рӯзгор сурмасо гардонид. Ҳамчунин агар шайдои иттифоқан шоҳиди таманноро дар оғӯши мурод ҷилвагар ёфт, ба фаври чархи ситамгари фитнапардоз санги тафриқа[3] барандохт.

Рубоӣ: Дирӯз пайи гулоб мегардидам,
Пажмурда гуле ба рӯи оташ дидам.
Гуфтам, ки чӣ кардӣ, ки туро месӯзанд?
Гуфто, ки дар ин чаман даме хандидам.

Рангу бӯи гулзори рӯзгор гоҳе беранг намемонад, балки ҳар лаҳза ва ҳар дам ранг ба рӯй мешиканад.

Филҷумла, касеро дар ин ҷаҳон суботу оромӣ нест ва ҳеҷ мутанаффасро аз гардиши чархи каҷрафтор осоиш не.

Шеър: Як тан дар ин замона бе доғи мотаме нест,
Кардем сайри олам аз моҳ то ба моҳӣ.

Басо навниҳолони чамани рангин, мизоҷони гулшан, ки дар ин бӯстони хаёл боду шамол рангу обе бар рӯи кор оварда буданд, ба даме аз сур-сури тунд баргу бор рехта, сарфи хазон шуданд ва басе шахрёрони рӯи замин ва тоҷдорони пуртамкин[4] аз ҳафт кишвар хироҷу боҷ мегирифтанд, ба ламҳа[5] аз нозураи[6] кору бори мамлакат ақди мавонӣ[7] гусиста, зери замин пинҳон гаштанд.

---

[1] Найсон – баҳорӣ.
[2] Садаф – ҷилди гавҳар.
[3] Тафриқа – пароканда.
[4] Тамкин – виқдор, бовиқор.
[5] Ламҳа – лаҳза, дам.
[6] Нозура – соҳиби зироат, боғ.
[7] Мавонӣ – монеъаҳо.

Шеър: Чунон хирмани умрашон шуд ба бод,
Ки ҳаргиз касе з-он нишоне надод.

Алҳосил, дар ин сурат дилро ба бозиҳои рӯзгори талаввуншиор[1] масруф сохтан ва умри азизро ба таҳсили симу зар мубтало доштан дар киштзори рӯзгору охират хор коштан асту номаи аъмолро сиёҳ намудан.

Рубоӣ. Эй дил, ту дар ин ҷаҳон чаро бехабарӣ?
Ҳар субҳу масо[2] дар талаби симу зарӣ.
Ҳамроҳи ту з-ин ҷаҳон ҳамин як кафан аст,
Он ҳам ба гумонам, ки барӣ ё набарӣ.

Ин аст, ки дилро дар ишқи шоҳиди ҳақиқӣ мубтало гардонидану аз тааллуқоти[3] коинот мубарро.

Ашъор: Ҷаҳон, эй бародар, намонад ба кас!
Дил андар Ҷаҳонофарин банду бас.
Макун такя бар мулки дунёву пушт!
Ки бисёр кас чун ту парварду кушт.

Лиҳозо,[4] инсонро дар ҳама ҳолат ибодати маъбуд воҷиб асту ба ҳар ламҳа ва лаҳза шукр муносиб.

Фард: Ғофил зи эҳтиёти нафас як нафас мабош!
Шоҳид ҳамин нафас, нафаси вопасин[5] бувад.

***Хотимат-ул-китоб***

---

[1] Талаввун – нопойдор.
[2] Масо (ъ) – бегоҳ.
[3] Таалуқот – алоқа.
[4] Лиҳозо – бинобар ин, бо ин сабаб.
[5] Вопасин – охирин.

## ҒИЁСУДДИН ИБНИ ЭШОН МИРЗИЁУДДИН

Мавқеи иҷтимоӣ ва ҷараёни зиндагии Ғиёсуддин ибни Эшон Мирзиёуддин ҳанӯз пурра муайян нагардидааст. Тадқиқоти илмии ояндаро интизор аст. Аз «Одоб-ул-мубин» ном асараш ошкор гардид, ки муаллиф форсзабони зодаи Мовароуннаҳр буда, дар миёнаҳои асри XIX зиндагиаш ҷараён доштааст. Мавлуд номаълум ва фавташ 1868 милодист. Вай мударриси мадрасае ва фарди бофарҳангу ҳаммаслаки пешқадами маорифчиён бурдааст.

«Одоб-ул-мубин» асари таълиму тарбиявист, ки мувофиқ ба шароиту талаботи давру замонаш таълиф ёфтааст. Асар соли 1246 ҳиҷрии шамсӣ мутобиқи соли 1867 милодӣ ба риштаи назм шадда шудааст. Ӯ дар баёни «Сабаби назми китоб» хотирнишон кардааст, ки чандин дастурҳои таълимдиҳию таълим барои толибилмону устодон ба забони арабӣ мавҷуд аст, аммо ба форсӣ не, аз ин сабаб бо назм ба форсӣ чунин дастур таълиф намудам. Муаллиф онро «Назми одоб» номида, ҳамчун воситаи таълим барои толибилмон ва таълимдиҳандагон пешниҳод кардааст.

Ин асар бори охирин дар соли 1326 (1908) дар матбааи Порсеви шаҳри Тошканд, бо эҳтимоми Сироҷиддин Махдуми Сидқӣ ба табъ расида, аз чунин мавзӯъҳо иборат аст:

Мадҳу ситоиши анъанавӣ, дар баёни сабаби таълифи китоб, дастури ахлоқии умумӣ-тадриси хонандагони кулли синну сол, танқиди барномаҳои (программа) мадорису макотиб, дастури қоидаҳои таълимдиҳию таълимгирӣ, хотимаи китоб ва анҷоми китоб. Омӯзиши асар барои таълиму тарбия муфид аст.

## НАЗМИ ТАЪЛИМ БАРОИ ТОЛИБИЛМОН «ОДОБ-УЛ-МУБИН» (НАЗМИ ОДОБ)

«Гуфтам ба хирад, ки соҳиби ирфонӣ,
Бинмой роҳи наҷотам аз нодонӣ.
Гуфто: мактаб, мактаб, мактаб,
Бояд хонӣ, хонӣ, хонӣ».
(Аҷзии Самарқандӣ).

### Дар баёни сабаби назми «Одоб-ул-мубин»

Ҳамду наъту лақаб чу гашт тамом,
Фа ана ашрау ли зикри маром[1].
Мақсади илм сахт ақсоест[2]
Матлаби насл, балки аълоест.
Ҳамаи илм, хоҳ сағиру кабир,
Ҳаст машрут[3] бо шурути[4] касир[5].
Гар бидиҳемат ин ки ҳар машрут,
Мумтаниъ[6] бошадаш бидуни шурут.
Бас ба толиби илм воҷиб гӯ,
Шартҳоро кунанд ҷустуҷӯ.
Шартҳоро агар ба ҷо оранд,
Шоҳиди илм дар канор оранд.
В-арна раҳ гум кунанд мақсадро,
Рафтани бераҳист айни хато.

---

[1] «Фа ана ашрау ли зикри маром» – мисраи арабӣ; – пас ман шурӯъ мекунам ба зикри маром (муроду мақсад).
[2] Ақсо – дур, маҷ. азоб.
[3] Машрут – одат, лозим.
[4] Шурут – ҷамъи шарт.
[5] Касир – зиёд.
[6] Мумтаниъ – манъ.

Дар кутубҳо ҳамин баён карда,
Он шурути тариқ оварда,
Лек онҳо ба санъати арабист,
З-он зулол аксар он ташналабист.
Мубтадиро[1] ба фаҳм кам ояд,
Орази ҷуд ба ҳар кӣ нанмояд.
З-ин сабаб беҳунар Ғиёсуддин,
Ибни Эшон Мир Зиёуддин.
Бо вуҷуди ташаттути[2] аҳвол,
Бо ҳуҷуми такосири[3] ашғол,[4]
Бо вуҷуди камии истеъдод,
Бе ҳунармандиву дили ношод,
Кардам онро ба форсӣ таъбир,
Ёд гиранд то сағиру кабир.
Назм кардам, ки то шавад осон,
Ҳифзи ӯ бар ҷомеи одамиён.
Ману ҳайҳот, назму насри сухан,
Беҳтар он буд забон кашам ба даҳан.
Лек бо ин умед кӯшидам,
Хуни дил субҳу шом нӯшидам,
Ба дуое зи баъди ман гоҳ-гоҳ,
Ёдам оранд холисаллилоҳ.
Дар ҳазору дувисту чилу шаш,
Парда бардошт аз рух ин маҳваш,
«Назми одоб» сохтам номаш,
Соз, ё Раб, ба хайр анҷомаш.
Ҳар касеро, ки орзуи улум,
Шарбати зиндагӣ зи ҷӯи улум,
«Назми одоб» ёри худ созад,
Рӯзу шаб дар канори худ созад.

---

[1] Мубтадӣ – навомӯз.
[2] Ташаттут – парешонӣ.
[3] Такосир – ҷамъи таксир, шикастаниҳо.
[4] Ашғол – ҷамъи шуғл, машғулиятҳо ба коре.

Боз донистани тариқи шурут,
Васл бояд ба шоҳиди машрут.
Эй касоне, ки ин сухан бинед,
Самаре аз дарахти ӯ чинед,
Гар ба ин розҳо, ки сайр кунед,
Нозимашро дуои хайр кунед!

## Дар тақво[1]

...Як раҳе созу рав дар ин мақом,
Гар ту инсонӣ, пой каш зи ҳаром.
Ин чӣ расвогияст кори ту
Мехӯрӣ, ҳар чӣ пеш орӣ ту?
Менатарсӣ, ки ё ҳалолу ҳаром,
Аз чӣ пайдо шудаст асли таом...

## Дар сидқ

З-он яке сидқ дар ҳама аҳвол,
Ростӣ кардан аст дар ҳар ҳол.
Рост гӯ, рост бошу рост нишин,
Рост ҷӯ, рост бину рост гузин.
Якдилу якҷиҳат шаву якрӯ,
Холӣ з-ин раҳ бурун марав яксӯ...
Ростӣ нафъи дунявӣ дорад,
Инчунин нафъи ухравӣ[2] дорад.
Рост гардиу рост монӣ пой,
Растагорӣ диҳанд дар ду сарой.
Рострав тир бар нишона равад,
Каҷ равад, аз ҳадаф[3] карона[4] равад,

---

[1] Тақво – парҳезгорӣ, покдоманӣ.
[2] Ухравӣ – охират.
[3] Ҳадаф – нишона, мақсад.
[4] Карона – канора.

Ростӣ соз, растагор шавӣ,
Рост шав, восили[1] нигор[2] шавӣ.
Дил чу кач шуд, ба хор шуд ҳампо,
Рост шав, эй ки дар ту ҳаст вафо...
Ростгӯ бош, мӯҳташам гардӣ,
Кач агар гӯи, қадркам гардӣ.
Бар сарат дар замон зи як кизбат[3],
Борадат чанд ҳазор аз лаънат.

### Дар сабр

Сабр бошад яке аз он авсоф,
Кард воҷиб ба худ ҳама дил соф.
Ҳар киро сабр ҳаст, Ҳақ бо ӯст,
Собиронро Худой дорад дӯст.
Чун гуҳар сабр соз дар дили санг,
То шавӣ пурбаҳову зеборанг.
То нагардад зи сабр хунҳо хушк,
Нофи оҳу куҷо, ки гардад мушк.
Сабр кун, то расӣ ба коми дил,
Сабр кун, то ҳал шавад мушкил.
Ибшару, ибшару ли ман сабара[4],
Инна ман сабара фақад зафара.
Ҳар муроде, ки дер ояд боз,
Муждаат медиҳад ба умри дароз.
Марди сайёд сабр агар накунад,
Тири ӯ аз нишона дур равад.

---

[1] Восил – муқаррибби Худо,васлшуда.
[2] Нигор – маҳбуб.
[3] Кизб – дурӯғ.
[4] «Ибшару, ибшару ли ман сабара» – мисраи арабӣ, ба маънии «башорат диҳед, башорат диҳед, барои касе, ки сабр кард». Инна ман сабра фақад зафара» – арабӣ: «Ҳамоно касе, ки сабр кард, пас зафар ёфт».

Сабр агар хӯ кунӣ бешак,
Давлатат ояд андаку андак.
Анбиё бин чӣ сабрҳо карданд,
Лоҷарам, рутба бар фалак бурданд...

**Дар одоб, ки обрӯи зиндагист**

Яке аз васфҳо бувад одоб,
Асриъу ҷониби ҳаййи-л-аҳбоб[1].
Адаб он шуд нигоҳдори даст,
Аз хисоле, ки нописанду бад аст.
Адаб ин, хешро нигаҳ дорӣ,
Ҳурмати ҳар киро ба ҷо орӣ.
Адаб аст обрӯи инсонӣ,
Беадаб чист? - уҷбу[2] ҳайвонӣ.
Беадаб шуд зи лутфи Ҳақ маҳрум,
Ло таҷолис мааҳу фа иннаҳу шум[3].
Ҳар чӣ зулмоти ғам туро ояд,
Аз ҳама беадаб шудан зояд.
Бе адаб як қадам бимонд иблис[4].
Бин, чӣ сон шуд лаини шуму хабис[5].
Боадаб рафт сӯи илийин[6],
Беадаб шуд ба зери сифлийин[7]...
Боадаб меравӣ ба ҳар максуд,
Мешавад аз адиб Ҳақ хушнуд.
Аз адаб номи нек меёбӣ,
Аз ҳама сӯи ӯ инон тобӣ.

---

[1] «Асриъу ҷониби ҳаййи – л – аҳбоб» – фикраи арабӣ бо маънии «Биштобед ба кӯи ҳабибон».
[2] Уҷб – худписандӣ, мағрурӣ.
[3] «Ло таҷолис мааҳу фа иннаҳу шум»— манишин бо беадаб, ки беадаб шум аст.
[4] Иблис – шайтон.
[5] Ҳабис – бадкирдор.
[6] Илийин – баландӣ.
[7] Сифлийин – пастиҳо.

### Дар қаноат

... Ҳар кӣ қонеътар аст, ӯст ғанӣ[1],
Ман қанаа азза ман тамаа заллӣ[2].
Ҳирсу ранҷу қаноат омад ганҷ,
Хуб бишнос ганҷро аз ранҷ.
Қатраеро садаф қаноат кард,
Сина пур аз дури бақимат кард.
Аз қаноат касе нашуд бе ҷон,
В-аз ҳарисӣ касе нашуд султон.
Томеон[3] дар ғаманду қонеъ шод,
Томеон банда, қонеон озод.
Чор байт аз Низомии Ганҷа,
Бишнаву хешро мадеҳ ранҷа:
«Наравӣ баҳри нон ба хони кас,
Ҳар чӣ бидҳад Худо, ҳамонат бас.
Нон, ки аз хони худ диҳӣ ба касон,
Беҳ, ки ҳалво хӯрӣ зи хонаи касон.
Ба қаноат касе, ки шод бувад,
То бувад, мӯҳташамниҳод бувад.
Он ки ӯ орзу кунад бешӣ,
Оқибат уфтад ба дарвешӣ».

### Дар тавозӯъ, ки сабаби рафъат[4] аст

Шуд тавозӯъ[5] яке аз он авсоф,
Аз ҳама хубтар ба ғайри хилоф.

---

[1] Ғанӣ – бой.
[2] «Ман қанаа азза ман тамаа заллӣ»— арабӣ: ҳар кӣ қаноат кард, иззат ёфт, ҳар кӣ тамаъ кард, хор гашт.
[3] Томеъ – тамаъкор.
[4] Рафъат – маҷозан бузургворӣ.
[5] Тавозӯъ – хоксорӣ, фурӯмоя.

Аз тавозӯъ шавӣ рафеъулқадр[1],
Аз тавозӯъ равӣ ба сафҳаи садр[2].
Мутакаббир шавад вазеъи[3] данӣ[4],
Инчунин гуфт ҳазрати Маданӣ[5]
Мард бошӣ, манӣ зи хеш фикан,
Ҳамчу ҷифа[6] ба зери хок бизан...
Саг агар баҳри тӯъма дум ҷунбонд,
Оқиле кай варо тавозӯъ хонд.

**Дар хуф**

Хуф бошад яке аз он авсоф,
Яъне, тарсидан аст, эй дилсоф...
Ту биёсуда ғофилу сармаст,
Ёд н-орӣ чиҳо, ки дар пеш аст.
Ёд соз даме, ки марг ояд,
Панҷа бар мурғи ҷонат бикшояд.
Мениҳандат ба зери хоки сиёҳ,
Хуспӣ бо сад ҳазор ҳасрату оҳ...

**Дар хулқи некӯ.**

Яке з-он васфҳост хулқи ҳасан[7],
Бандаро бо Худо кашад чу расан[8].
Хулқи некӯст қуввати имон[9],
Хулқи бад куфрро бувад аъвон[1].

---

[1] Рафеъулқадр – баландқадр.
[2] Садр – боло, пешгоҳи тахт.
[3] Вазеъ – бемартаба, паст.
[4] Данӣ – нокас, ноҷинс.
[5] Маданӣ – пайғамбар.
[6] Ҷифа – ҳайвони мурда.
[7] Ҳасан – ҳусн, зебо, некӯ.
[8] Расан – таноб, арғамчин.
[9] Имон – эътиқод.

Набвад дар ҷаҳон ҷустуҷӯ,
Ҳеҷ хубӣ батарзи хулқи накӯ.
Роҳбар бошадат ба сӯи биҳишт,
Вой, бар он касе з-ӯст биҳишт.

**Дар раҳм**

Раҳм ҳам дон, ки васфи некӯист,
Сабаби раҳмати Худовандист.
Гар бибахшоӣ, бар ту бахшоянд,
Дари раҳмат ба рут бикшоянд.
Гар зи Ҳақ раҳмат орзу дорӣ,
Раҳм кун бар касони Ҳақ борӣ.
Гар зи худ дигарон кунӣ хушнуд,
Раҳм месозадат Худои вадуд[2].

**Дар баёни ҳилм**

Ҳилм ҳам ҳаст аз ҳамон авсоф,
Будаанд анбиё[3] бар он авсоф.
Хашми худ ҳар кӣ хурд чобуку чуст,
Бешак аз хашми Ҳақ халосӣ ҷуст.
Ҳар кӣ ғамгин кунад, ту шод бикун,
Ҳар кӣ бандат кунад, кушод бикун.
Бишнавӣ ин се байт аз Ҷомӣ,
Қаддасаллоҳу сарраҳу-с-сомӣ[4]:
«Бурдборӣ хазинаи хирад аст,
Ҳар киро ҳилм нест, деву дад аст.

---

[1] Аъвон – ҷамъи авн; мададгорон, ёридиҳандагон.
[2] Вадуд – дӯст, муҳиб.
[3] Анбиё – пайғамбарон.
[4] «Қаддасаллоҳу сарраҳу – с – сомӣ»— Худованд сирри олии ӯро муқаддас дорад.

Ҳилм сармояи камол бувад,
Сабаби иззату ҷалол бувад.
Ҳилм шодифизои ҳар хиҷил аст,
Мӯмиёии ҳар шикастадил аст».

**Дар ҷуд**

Ҷуду эҳсон ҳам аз камол бувад,
Маънии он атои мол бувад.
Соз эҳсон ба халқ мофиляд[1],
Бар яке ҳафтсад Худой диҳад.
Мо нақаса молик миналхайрот[2],
Иннамаллоҳ йӯътиюлавзот[3].
Ин сахо шохе аз дарахти биҳишт,
Бурд он ҷо зи даст ҳар кӣ биҳишт.
Мурд мӯҳсин[4], намурд эҳсонаш,
Номи худ зинда мекунад ҷонаш.
Зиндагӣ гӯй, марги аҳли ҷуд,
Мурда он аст, к-ӯ сахош набуд.

**Дар васфи нияти амал**

Боби дигар баён кунам ният,
Он чи дар ният аст хосият.
Ҳиммат ин бувад, ки кулли китоб,
Илмҳои зарур дар ҳар боб.
Ҳамаро ҳифз мекунем, магар?
Мекунам хеш баҳри жарфи[5] ҳунар.

---

[1] Мофиляд – он чи дар даст дорӣ.
[2] «Мо нақса молик миналхайрот»— ҳар чӣ кам шуд аз моли касе барои хайр.
[3] «Иннамаллоҳ йӯътиюл – авзот» – ҳамон Худой бар ивазаш барояш медиҳад.
[4] Мӯҳсин – эҳсонкунанда.
[5] Жарф – амиқ, чуқур.

Гар кунӣ ҳиммат инчунин шояд,
Баъзе аз илм ҳосилат ояд.
Тоирон[1] ҳар тараф парранд ба бол,
Ту ба ҳиммат расӣ ба садри ҷамол.

**Дар авқоти саъй**

Лозим аст ин ки ҳар даму соат,
Кунӣ такрору зикри ҳам фикрат.
Ба хусус ин ки шом то хуфтан,
Пеш аз субҳ ҳам ба фикри сухан.
Ин ду вакт аст муборaку бофайз,
Соз такрор, оядат то файз.
Ҳар кӣ шаб нафс дар риёзат[2] кард,
Рӯз нафъаш бидиду роҳат кард.

**Дар мазамматi коҳилӣ**

Нафс агар дар риёзат, эй омил,
Саркашӣ созаду шавад коҳил.
Дафъи ӯ кун, ба фикри фазли улум,
Дар накӯии илму қадри фуҳум[3]
Ҳосилаш изи ду ҷаҳон будан,
Неккассози нокасон будан.
Илм он мевaест, ҳар кӣ бихӯрд,
Абадан зинда гашт, ҳеҷ намурд.
Бе риёзат нагаштанаш ҳосил,
Мондани коҳилон аз ӯ ҷоҳил.
То ки шояд чунин тааммулҳо[4],
Барад он коҳилӣ зи нафси дағо[5].

---

[1] Тоир – парранда.
[2] Риёзат – ранҷ, меҳнат.
[3] Фаҳум – ҷамъи фаҳм.
[4] Тааммул – андеша, мулоҳиза.
[5] Дағо – макр, ҳила.

## Дар фазилати илм

Бишнав акнун баёни фазли илм,
Гӯши ҷон дор бар ман, эй зулилм[1].
Фазли илм аст баҳри бепоён,
Оварам қатрае аз ӯ ба баён,
Гуфт Ҳақ: илм ҳар киро додам,
Хайри бисёр мардро додам.
Бар дили ҳар кӣ илм пайдо шуд,
Дараҷоташ рафеъу[2] аъло шуд.
Шарофаташ лояъду вало юҳсост[3],
Изи дунё шарофати уқбост.
Дар раҳаш пои кас ғубор шавад,
Мардро мухлисӣ зи нор[4] шавад.
Ҳар ки созад ҳазор хатми калом,
Ҳам ҳазорон намози нафл[5] тамом.
Ҳар кӣ бобе зи илм во бишнуд,
Даҳ ҳазор танга гӯи хайр намуд.
Дар роҳи илм сарфи як дирҳам
Беҳтар аз хайри як ҳазор дирам...
Ҳар гуноҳе, ки карда бошад пеш,
Ҳама мерезад, эй накӯандеш.
Ҳар кӣ дар маҷлиси фақоҳат[6] ӯ,
Биншинад даме ба ду зону,
Дар қиёмат ҳазор тавқи нур,
Гарданашро диҳад Худои ғафур.
Ҳар кӣ дар ҷустуҷӯи илму адаб
Бигзаронид рӯзро бо шаб,

---

[1] Зулилм – соҳибилм.
[2] Рафеъ – олӣ, баланд.
[3] Лояъду вало – юҳсост – беададу беҳисоб аст.
[4] Нор – шӯълаи оташ, маҷозан дурахш.
[5] Нафл – ибодате, ки воҷиб набошад.
[6] Фақоҳат – фақеҳ, фиқҳшинос.

Кард он олим ончунон гӯё
Тоати даҳҳазорсола адо...
Гар бигӯям ҳазор сол мудом,
Нарасад садякаш ба ҳадди тамом.

**Дар баёни ният**

Боби дигар баён кунам ният,
Он чи дар ният аст хосият.
Гуфт пайғамбари ҳамидасифот:
Иннал амалу кона binниёт[1].
Ҳар улуме, ки орӣ зи нафъ,
Ҳаст воҷиб зи сина кардан рафъ[2].
Ҳар кӣ монд қадам ба роҳи талаб,
Бод мақсуди ӯ ризои Раб[3].
Қасд созад, ки беғараз ба давом,
Мекунам бар нушури[4] илм қиём.
Маразиі ҷаҳлро изола[5] кунам,
Аз дили хешу аз ҳама одам...
Умр сарфи улуми нофеъ соз,
То ки дар ҳашр бошадат дамсоз.
Қасд кун, то кунам ба илм амал,
Бе амал илмро чӣ қадру маҳал...
Ҳар кӣ донисту хонд, кор накард,
Гуфт Ҳақ: шабоҳулҳимор[6] он мард...
Ту агар илм хонӣ баҳри Худо,
Ҳам биёбӣ савоби лоюҳсо[7].

---

[1] «Иннал амалу кона бинниёт» – дурустии ҳамаи амалҳо, ба ростии ният аст.
[2] Рафъ – бартараф кардан.
[3] Раб (б) – Худо.
[4] Нушур – камар бастан, машғул шудан, зинда шудан.
[5] Изола – дур, маҳв.
[6] Шабоҳулҳимор – шабоҳат ба хар.
[7] Лоюҳсо – бешумор.

Ҳам биёбӣ мансибу иззат,
Мулку молу ҷоҳу ҳам давлат.

### Дар шикояти олимони беамал

Ин замонанд чанд аз уламо,
Номи худ карда олимони Худо.
Ҷоҳилонанд ҷумла ҷоҳталаб,
Уламо карда хешро ба лақаб.
Сифлаконанд сахт бепарво,
Ҳақ раҳо карда аз паи дунё.
Субҳ хеза́нд то ба шоми сиёҳ,
Мераванд ба дари амиру сипоҳ.
Чунки бисёр рафтанд он ҷо,
Ворид орад эшон зи кибру ҳаво.
Чунки таҳқири илм куфр шумар,
Хоҳ илми худ аст, хоҳ дигар...
Ҳам бар он олимони фисқписанд,
Аз хушомад ба мадҳ мекӯшанд.
Мадҳи фосиқ ҳар он ки оғозад,
Арш ҷунбад, Худо ғазаб созад.
Ҳар чи он золимон сухан гӯянд,
Аз кутуб тақвия[1] бар ӯ хонанд.
Ҳар кӣ бо золиме ионат[2] кард,
Зулми ӯро шарик шуд он мард.

### Иҷтиноб аз шогирдии уламои беамал

Эй агар будай зи аҳли тамиз,
Зинҳор аз чунин ҷамоа гурез!

---

[1] Тақвия – қувват додан.
[2] Ионат – ёрӣ, кӯмак.

Чунки сӯҳбат муассир[1] аст ин ҷо,
Бас, мусоҳиб машав, ба ин уламо.
Гар ба шогирдияш қадам монӣ,
Пурсафеҳиву[2] сахт нодонӣ.
По манеҳ, ҷуз ба пеши устоде,
Аз кудуроти[3] нафс озоде.
Суханаш буда мояи идрок,
Карда аз ҳама пеш хулқат пок.
Дили ту моили Худо гардад,
Аз ҳавову ҳавас ҷудо гардад.
Нафсаш майли ту ба ҷоҳ орад,
Сӯҳбаташ хӯи ту табоҳ[4] орад.
Он на устод, балки роҳзан аст,
Паи ахлоқи халқ чоҳкан аст.
Гар бихоҳӣ, шавӣ зи аҳли амал,
Бари шогирдияш зи даст биҳал.

### Дар баёни он ки толибилм чӣ навъ зиндагонӣ кунад

Айюҳаттолибини[5] илмталаб!
Авсалаллаҳ лакум илал матлаб[6]
Фаълиму золика антумул аҳбоб[7],
Аввали фазли аъзамаш одоб.
Ҳам ба устоду ҳам ба илму китоб,
Ба шарикону бо ҳама туллоб[8]

---

[1] Муассир – таъсиркунанда.
[2] Сафеҳ – беақл, аблаҳ.
[3] Кудурот – ҷамъи кудуррат, душманиҳо.
[4] Табоҳ – хароб.
[5] Айюҳаттолибин – эй толибилмон.
[6] «Авсалаллаҳ лакум илал матлаб» – шуморо Худо ба матлаб расонад.
[7] «Фаълиму золиқа антумул аҳбоб» – бас илмро бар толибон таълим диҳед.
[8] Туллоб – ҷамъи толиб; талабкунанда.

Гар равӣ дар тариқи илми ниҳод,
Шарт бошад риояи устод.
Гар ба устод нест таъзимат,
Нафъ аз он илм нест дар дилат.
Ҳар кӣ нафъе зи илми хеш бидид,
Шуд зи таъзими устод падид.
Иззаташ илмро кунад вофир[1],
Ҳар кӣ таҳқир кард, шуд кофир.
Ҳурмати ӯ зиёда кун, зи падар,
Хайр-ул-обо[2] гуфт Пайғамбар.
Пеши ӯ роҳ марав, таом магир,
Назди ӯ пур магӯ, ба ном магир.
Дар сабақ пеши ӯ нишинӣ нек,
Қавсворӣ на дуру на наздик.
Ҳар куҷо ҷои ӯ, дар он маншин,
Хидмати ӯ ба ҷону дил бигзин,
Хидмати ӯ агарчи бошад дун,
Мебарад рутбаи ту то гардун.
Гар равӣ бар дараш зи баҳри сабақ,
Зинҳоре макун дарашро дақ[3]!
Сабр кун, то ки худ бурун ояд,
Сабр ҳар кори баста бикшояд.

**Дар таъзими илму китоб**

Низ таъзими илм созу китоб,
Рутбаи улвиро[4] аз ин дарёб!
Иззати ҳар кадом аз ҷон кун,
З-ин сабаб илми худ фаровон кун!..
Гуфт шахсе ба Шамси Ҳалвонӣ:
Ин қадар илм аз куҷо донӣ?

[1] Вофир – фаровон.
[2] «Хайр-ул-обо» – хайри падарон.
[3] Дақ – кӯфтан.
[4] Улвӣ – боло, баландӣ.

Дар ҷавобаш бигуфт: хаттеро
Нагрифтам било вузу асло.
Ҳам зи таъзими ӯст, эй ҳамроз!
Ҳошия аз китоб қат бисоз.
Чунки вақти муқобила кардан,
Кор ояд бо низоми сахан.

### Дар азиз доштани шарикон

Низ тавқир[1] кун шариконро,
Ин бувад расму роҳ неконро.
Ҳамашон аз худат азиз бидор,
То биёбӣ саодати бисёр.

### Дар тарғиби саъй, дар талаби илм

Ҳар кӣ таҳсили илм оғозад,
Лозим ояд, ки ҷаҳду ҷид созад.
Рӯзу шаб аз талаб наёсояд,
Саъй созад, чунонки мебояд.
Ҳар чиро кас талаб кунад аз ҷон,
Матлабаш медиҳад Худои ҷаҳон...
Сояи Ҳақтаъол бар банда аст,
Ҳар кӣ ҷӯянда аст, ёбанда аст.

### Толиб бояд ки ба ҳиммати олӣ бошад

Низ бояд зи ҳиммати олӣ,
На ки беғайративу бадҳолӣ.
Улви ҳиммат туро кашад боло,
Нардбонест бо мақоми уло.

[1] Тавқир – иззату хурмат.

## Дар баёни сабаби коҳилӣ

Баъзе аз олимони донишманд,
Коҳилиро сабаб баён карданд.
Гоҳ гардад падид аз балғам,[1]
Пур шавад балғам аз рутубат ҳам.
Ӯ шавад аз касири хӯрдани об,
Ӯ зи пур хӯрдани таому шароб.
Бас чунин аст, агар хирад дорӣ,
Пеша кун зинҳор камхорӣ.
Покии зеҳну ҳам заковати[2] табъ,
Ҳиддати[3] фаҳму аклу ҷудати[4] табъ.
Ҳам дилат моили Худо гаштан,
Ҳам ба авсофи авлиё гаштан.
Ҳама омад зи аклу[5] нӯши кам,
Ин бувад васфи хуб, ё одам.
Пурхӯрӣ аҳли фаҳм напсандад,
Роҳи чараён магар ҳамебандад?
Дангу[6] пурхобу ғофилат созад,
Ҳам гаронҷону[7] коҳилат созад.
Ҳифзро кам кунад, шавӣ носӣ[8],
Кам бихӯр зинҳор агар носӣ
Худ зи пурхорагӣ нигаҳ медор,
Ҳаст пурхор доимо пурхор.

---

[1] Балғам – яке аз «ахлоти чоргона».
[2] Заковат – дониш, фаросат.
[3] Ҳиддат – тезӣ, шиддат.
[4] Ҷудат – ба маънии роҳҳо.
[5] Акл – пурхӯр.
[6] Данг – беҳуш, аблаҳ.
[7] Гарон – вазнин.
[8] Носӣ – фаромӯшхотир.

## Дар ҳилаи пурхӯрӣ

Ҳилаи пурхӯрӣ бихоҳӣ агар,
Зарари пурхӯрӣ ба ёд овар.
Риштаи пурхӯрӣ ба ёд орӣ,
Рӯй орӣ ба сӯи камхӯрӣ.
Кундии зеҳн, сустии идрок,
Гаштани ақлу фаҳм ночолок.
Чунки гуфтанд, мебарад батна[1],
Ҳиддати зеҳну донишу фитна.
Камхӯрӣ фаҳмро сареҳ[2] кунад,
Рутбаи шахсро рафеъ кунад.
Шаҳвати фарҷ[3] ҳам қалил[4] шавад,
Баданат низ кам алил[5] шавад.
Ҳам шавӣ дар сиём[6] бемеҳнат,
Ҳам сабукборӣ мекунӣ тоат.

## Ҳилаи дигари пур хӯрдан

Бувад ин ҳилае, ки пур хӯрдан,
Пеш созӣ таоми пурравған,
Пурии равған иштиҳо бандад,
Аз дигар тӯъма ақл напсандад.

## Дар камкунандаҳои балғам

Ҳаст мисвок қотеи балғам,
Ҳам заковат диҳад фасоҳат[7] ҳам,

---

[1] Батна – шикам, дарун; насл.
[2] Сареҳ – равшан.
[3] Фарҷ – ба маънии сурох, таносул.
[4] Қалил – кам.
[5] Алил – бемор, касал.
[6] Сиём – рӯза, рӯзадорӣ.
[7] Фасоҳат – равшанбаёнӣ, бурросуханӣ.

Ҳам зи ҳар илатат шифо бошад,
Ҳам савоби фузун туро бошад,
Қай ва исҳол низ кам созад,
Ҳам мавиз ар хӯрӣ, адам[1] созад,
Ҳам хӯрӣ нони хушк, кам гардад,
Лек аз ин ду зиёд махӯр беҳад,
Варна ташна шавӣ чу нӯшӣ об,
Боз пурбалғаму шавӣ пурхоб.

### Дар шурӯи хондани сабақ

Низ дар ифтитоҳ[2] камтар хон,
Як раҳе гӯӣ, ҳифз гардад он.
Ҳам бикун ҷаҳд баҳри фаҳмидан,
Хоҳ ба фикр, хоҳ ба пурсидан.
Ҷаҳд созӣ ба фаҳм аз дилу ҷон,
Мешавад дарсҳои сахт осон.
Дарс кам хон, касир кун такрор,
Ин буд одоби олимони кибор.
Гуфтаанд олимон сабақ як ҳарф,
Лек такрори ӯ бикун то алф[3]...

### Дар риёзат, ки тариқи васат[4] бояд

Накашӣ он қадар риёзат ҳам,
Ки бигардӣ заифу қувват кам...
Гуфт: фахри ҷаҳон Расули Худо,
Ҳаст хайрулумур авсатҳо.[5]

---

[1] Адам – нестӣ.
[2] Ифтитоҳ – шурӯъ, оғоз.
[3] Алф – ҳазор.
[4] Васат – ҳадди эътидол.
[5] Хайрулумур авсатҳо – хайри беҳтари амрҳо бо эътидол аст.

**Ва низ бояд, ки дар ҳар ҳангом ба фикр муколама созад**

Бош бо ҳар кадом аз туллоб,
Бо муколимаву ба баҳсу ҷавоб.
Лек бо фикру бо тааммулҳо,
На ба шўру шиобу бо ғавғо.
Ба чӣ бошад ғараз зи баҳсу ҷавоб,
Фаҳми маъниву ҳам зуҳури[1] савоб.
На сиёҳии дил ба ҷангу ҷидол,
На ки таҳсили хасм зи қилу қол.

**Қабл аз калом тааммул лозим бояд**

Низ ҳар гаҳ такаллум[2] оғозӣ,
То ба гуфтан тааммуле[3] созӣ,
Лоиқи гуфтан аст ё мондан,
Боби бигрифтан аст ё рондан.
Ки мабодо накарда фикри расо,
Сухане созиву равӣ ба хато.
Инчунин ҳар сухан, ки дар ҳар боб
Мекунӣ, пештар ба фикр шитоб.
Дар ҳама ҳолу дар ҳама авқот,
Истифода бисоз аз ҳар зот.

**Толиб бояд, ки бе тамаъ бошад**

Низ бошад ба ҳиммати олӣ,
Бинишанд аз тамаъ ба рух холӣ.
Тамаъ аз ҳар кӣ ҳаст, бошад зишт,
Дар кутубҳои мўътабар бинвишт.

---

[1] Зуҳур – зоҳиршавӣ, падидоӣ.
[2] Такаллум – сухангўӣ.
[3] Таамммул – андеша, фикр.

Тамаъ аз моли кас ҳаром бувад,
Ҷамарау[1] дӯзах он чӣ ҷамъ кунад.
Толиб он чӣ ба даст ҳам дорад,
Накунад мумсикиву сарф орад.
Тамаъ аз ҳар кӣ ҳаст омад зишт,
Ба хусус аҳли илми файзсиришт.
Чунки олим агар тамаъгин шуд,
Сокин аз ҳақ, хушомадоин шуд.
Гар бувад бе тамаъ ба ҳақ гӯяд,
Хоҳ шириниву хоҳ талх бувад.
Ғараз аз илм рост гуфтан буд,
На хушомад, на ҳақ нуҳуфтан буд.

**Дар таъини вақти саъй**

Низ ҷаҳде бикун ба ҳар коре,
Хоҳ фикр асту хоҳ такроре.
Дар саҳаргоҳ соз пеш аз субҳ,
Чунки он вақт хоб орад қубҳ[2].
Гар муродот орзу дорӣ,
Домани шаб зи даст магзорӣ.
Баракоте, ки дар саҳар ёбӣ,
Зи фуюзоти[3] Ҳақ асар ёбӣ...
Ҳар кӣ дар вақти субҳ хоб кунад,
Табақоти замин ҳаме ларзад...

**Толиб бояд, ки вақти ҷавонӣ ғанимат донад**

Ҳам ғанимат бидор вақти шоб[4],
Рӯзу шаб сӯи ҷидду ҷаҳд шитоб.

---

[1] Ҷамара – оташпора.
[2] Қубҳ – ҷамъи қабеҳ; бадӣ, гаронӣ.
[3] Фуюзот – ҷамъи файз.
[4] Шоб – ҷавонӣ.

Дар ҷавонӣ, ки бошадат қувват,
Дар ҳавосу[1] ба зеҳн ҳам ба танат,
Ҳифз осонтар аст, ҳирси том,
Ғайратат бошаду қавиандом.
Кам-кам андом суст мегардад,
Узвҳо нодуруст мегардад.
Ҳифз кардан ба саъбу[2] ҳавсала кам,
Кӯшишат суст, узв номаҳкам.

**Дар ин, ки ибтидо ба кадом дарс бояд кард?**

Ҳам бикун ибтидо аз осонтар,
То ки аз фаҳми ӯ шавӣ бахабар.
Ту ки шояд зи фаҳми ӯ кам-кам,
Монӣ дар ҳар сабақ ба фаҳм қадам.
Рафта-рафта нигар Худои аҷал,
Дарсҳои дақиқ созад ҳал.
Баъд аз ин ки бигзаранд сабақ,
Вирди худ соз ин ҳамида[3] насақ[4].
Гаҳ ба зикри тааммули бисёр,
Фаҳми ӯро ба худ кунӣ тайёр!

**Толиб ҳар чӣ шунавад, мактуб созад**

Баъди такрори беҳаду беъад[5],
Фаҳми он дар китобаташ орад.
Чунки фаҳми он сухан шояд,
То ки аз зеҳн он бурунояд.
Фаҳмҳои дақиқ чун сайд аст,
Ба саҳифа навиштан қайд аст.

---

[1] Ҳавос – ҷамъи хоса; қувваҳои ҳис.
[2] Саъб – зӯр, мушкил.
[3] Ҳамида – хуб, писандида.
[4] Насақ – тарзу равиш.
[5] Беъад – кӯтоҳ.

Он қадар кун китобат, эй соид[1]!
Ки зарурат туро шавад қоид[2],
Аз зарурат берун китобатро
Накунӣ, ки мазарратест туро
Данг созад катобати бисёр,
Табъро мекунад калолату[3] зор.

**Бояд, ки агар ба балдае[4] равад, чанд вакт таваққуф[5] дар дарсхонӣ кунад**

Гар ба як балда баҳри илм равед,
Як-ду маҳ зинҳор сабр кунед.
То ки дониста як муаллими нек,
Аҳли иқону[6] орӣ аз ташкик[7].
Афқаҳу аъламу амалпеша[8],
Ба таломиз[9] шафқатандеша.
Кору бораш ҳама худоӣ, хос,
Рафта-рафта фузун шавад ихлос.
Ниҳӣ аз сидқи дил ба рӯзу шабон,
Рибқаи[10] тоқаташ ба гардани ҷон.
Варна ноозмуда ногоҳе,
Як касе бар мусаммие[11] хоҳӣ,
Зоҳираш илму ботинаш оме.
Дар раҳи илму маърифат хоме.

---

[1] Соид – ҷамъи сайд.
[2] Коид – раҳбар.
[3] Калолат – хастагӣ.
[4] Балда – маҳалли аҳолинишин, кишвар.
[5] Таваққуф – таъхир.
[6] Икон – бовар, яқин.
[7] Ташкик – шак, гумон.
[8] «Афқаҳу аъламу амалпеша» – фикраи арабӣ; «донишманд он кӣ амалро пеша кунад».
[9] Таломиз – ҷамъи талмиз; шогирдҳо.
[10] Рибқа – ҳалқа, – расан (таноб).
[11] Мусаммӣ – соҳибном.

Баъд донӣ, ки тарки ӯ орӣ,
То ки рӯ сӯи дигаре орӣ.
Ранҷад аз ту дили муаллими пеш,
З-ин сабаб илми ту нагардад беш.
Баракат дар ризои устод аст,
Ин сухан аз падар маро ёд аст.

**Бояд, ки ба ҳар дарс шурӯъ намояд, машварат бо устод кунад**

Ихтиёре агар ба дарс ниҳод,
Машварат кун нахуст бо устод,
Ҳар чӣ ӯ бар шурӯъ ӯ фармуд,
Бе таваққуф шурӯъи созаш зуд.
Чунки ӯро шуда маротибҳо,
Аз ту Дониста зеҳну қувватҳо.
Гашта бо таҷриба варо маълум,
Бар ту нофеъ бувад, ки умми[1] улум.

**Дар он ки бар толиб шарики мувофиқ лозим аст**

Ҳам ба таҳсил лоиқ аст шарик,
Марди донишвару мувофиқи нек,
Қобилу ҳақпарасту донишманд,
Қавлу феълаш ҳама намуда писанд.
Инчунин кас шарик агар ёбӣ,
Рӯй аз сӯҳбаташ набартобӣ.
Нашавӣ як даме зи саъй барӣ,
Ёфта аз фуюзи илм асаре.
Рӯзу шаб шав ба ӯ мутеу анис,
Пурғанимат шумор хайри ҷалис[2].

---

[1] Ум (м) – модар.
[2] Ҷалис – ҳамнишин, рафиқ.

То зи таъсири сӯҳбаташ шояд,
Бар ту ҳам роҳи илм бикшояд...
Чунки сӯҳбат муассир аст ин ҷо,
Инчунин гуфт: фахри ҳар ду саро.
На шарики муатталу[1] бе саъй,
Бари таҳсил бе дилу бе саъй.
З-инчунин шахси ноқису нодон,
Дур шав, рӯ зи сӯҳбаташ гардон.
Ё ки бисёр пурманаҳ бошад,
Ё ки бе хавф аз гунаҳ бошад.
Ҳашву[2] лағв[3] он чи бар даҳан ояд,
Пок нокарда қувва бикшояд.
Инчунин кас агар қарини ту шуд,
Зарари дунявию дини ту шуд...
Зарари ёри бад бад-ин бошад,
Вой, он кас ки бақарин бошад!
Ёри бад бад бувад зи каждуму мор,
Чунки зинҳор зарар ба зоҳир дор.

**Бояд, ки дар вақти такрор сабақ меъёр созад**

Вирд[4] созад ба худ, ки дар такрор,
Баҳри ороми дил кунад меъёр,
Олимон гуфтаанд меъёраш
Чунки бинишаст баҳри такрораш.
Сабақеро, ки хондаӣ дар амс[5]
Соз такрори ӯ ба ҳадди хамс[6]
Сабақи қабл аз ӯ ба чор расон,
Рӯзи пешина то се бор расон.

---

[1] Муаттал – бекор, дармонда.
[2] Ҳашв – сухани барзиёд, гапи зиёдатӣ.
[3] Лағв – сафсата, ҳазён.
[4] Вирд – такрори доимӣ.
[5] Амс – дирӯз, рӯзи гузашта.
[6] Хамс – панҷяк.

З-ӯ муқаддамтараш бикун ду якӣ,
Пеш аз инҳо яке бикун ҳамагӣ.
Ҳам ба такрор сахт ҷаҳд масоз,
Низ пуршаст ҳам макун овоз.
Шоҳлавлок[1] тоҷи фахри Худо[2],
Гуфт: «Хайр-ул-умур авсатҳо»[3].

**Бояд, ки илм нотамом монда, ба илми дигар нагузарад**

Низ як илмро накарда тамом,
Нагзарад бо улуми дигар хом,
Бари илме, ки шуғл созад ӯ,
Бояд аввал аз ӯ шавад мамлу[4].
Ҳам аз ӯ қалби хеш пур созад.
Баъд аз он илми дигар оғозад,
Ки биёяд, ки дар мутолиа хоб,
Пош бар рӯю бар сари худ об.
То ки бе хобу бе калолати зеҳн,
Дар кутуб бингарӣ ба ҷудати[5] зеҳн.

**Дар он ки бо устод чӣ равиш лозим аст?**

Лозим омад ба он ки шуд устод,
Аз тамаъ хешро кунад озод.
На зи молу на кори шогирдон,
На зиёфатбарори шогирдон.
Аҷри[6] таълим гӯяме жарф аст,
Ба тамаъ сохтан талаф ҳайф аст.

---

[1] Шоҳлавлок – пайғамбар.
[2] Худо – ҳидояту ростӣ.
[3] «Хайр-ул-умур авсатҳо» – хайри беҳтарини амрҳо бо эътидол аст.
[4] Мамлу – пур, тамом.
[5] Ҷудат – фазилат.
[6] Аҷр – музд.

Бе тамаъ бахри Ҳақ кунад таълим,
Аҷри беҳад диҳад Худои карим.
Ҳам ба шогирдҳо кунад шафқат,
Ҳамчу фарзанди худ кунад раҳмат.
Ҷаҳд созад, ки ҳар яки онҳо,
Ки шавад аз аозими[1] уламо,
Ҳар замонаш насиҳат оғозад.
Роҳи олим шудан баён созад.
Ҳам бигӯяд тариқаи таҳсил
Ҳам расидан ба илм чист сабил.[2]
Корҳои савоб, ё ки хато,
Пой то сар баён кунад ҳамаро.
Амри маъруфу наҳйи мункаршон,[3]
Хуб созад, ки ӯст писаршон.
Гарчи шогирди тусту ту пирӣ,
Ҳеҷ якро масоз таҳқире!
Куфр бошад ҳар он ки кард далер,
Мутлақи аҳли илмро таҳқир.
Ҳам макун шатми[4] ҳеҷ инсоне,
Хоҳ шогирд ё дигар донӣ.
Нафси шикват[5] навишт дуруст,
Шатми мӯъмин ба мисли қатли ӯст.

**Толиб бояд, ки ба сухани кас дилсиёҳ нашавад**

Ҳар сухан бишнавад зи нокас кас,
Накунад дилсиёҳ худро бас.
Наситезад ба ӯ, насозад ҷанг,
Накунад хеш ҳамчу гургу паланг.

---

[1] Аозим – ҷамъи аъзам.
[2] Сабил – роҳу равиш, тариқ.
[3] Амри – маъруфу наҳи мункар – иҷрои фармудаи Ҳақтаъоло ва аз наҳкардаи он дур будан.
[4] Шатм – зарбу лат, шаллоқ, дашном.
[5] Шикват – шикоят, гила.

Ки каломи банолаёқати ӯ,
Қадри инро намекунонад фурӯ.
Қадри ӯ кай зиёда гашт аз он,
Раҳмати Ҳақ бар ин, гунаҳ бар он.

**Дар тариқи таҳсил**

Низ бошад, ки ҳар куҷо бошад,
Як давоту[1] қалам варо бошад,
Коғазе ҳам ки гар сухан ёбад,
Ба навиштан ба зудӣ биштобад.
Чунки илм аст сайди пурваҳшат[2],
Гар нависӣ, фитод дар домат.

**Толиб бояд, ки аз каломи лағв парҳез намояд**

Низ аз ғайбату зи лағв сухан
Мутаҳариз[3] шавӣ, ки ҷон дар тан.
Сухани лағв дил сиёҳ кунад,
Софии зеҳнро табоҳ кунад.
Ҳам кунад табъи мардро идун[4],
Кам кунад рутбаи қабули сухун.
Сахт гардад бар ӯ дили мардум,
Мешавад шафқат аз падар ҳам гум.
Баъд аз он ҷӯяд аз падар пулу мол,
Ӯ зи бешафқатӣ кунад иҳмол[5].
Ин зи иҳмоли ӯ ғамин нашавад,
Имтисоли[6] авомираш[7] накунад.

---

[1] Давот – сиёҳидон.
[2] Ваҳшат – гурезанда.
[3] Мутаҳариз – ҳазар.
[4] Идун – инчунин.
[5] Иҳмол – бепарвоӣ, сустӣ.
[6] Имтисол – итоат.
[7] Авомир – ҷамъи амр; амрҳо.

Пас шавад оқ[1], вой, бар ҳолаш,
Чун шавад дар дунё аҳволаш?

**Толиб дар вақти такрор чӣ тарз бошад?**

Низ вақти муколама кардан,
Ҳам ба такрору вақти нашри сухан...
Низ бояд, ки ҳар куҷо бошад,
Як китоб аз кутуб[2] варо бошад.
Не, набошад ба хонаву бозор,
Соате аз муколама бекор.

**Толиб бояд, ки ҳамвора дуои хайр гирад**

Ҳам зи пирони аҳли сидқу сафо,
Мӯйсафедони орифу доно,
Ҳам зи девонагони бесару по,
Жандапӯшону дӯстони Худо,
Ҳам зи устоду ҳам падар, модар,
Ҳам зи арбоби поку зи аҳли назар,
Зинҳор аз чунин ҷамоа дуо,
Биталаб доимо чи субҳу сабо.
Ба фақирони повусарурён,
Буда дар илм саргардон.
Гарчи бошанд бенавову фақир,
Манигаршон ба дидаи таҳқир.
Чунки бисёр кас ба зоҳирин,
Ботин аз нури Ҳақ сафооин,
Вой, агар ту бо чунин марде,
Сахт гуфтию дурուштӣ овардӣ,
Дину дунёт меравад бар бод,
Риштаи ҷонат дар гулӯ афтод.

---

[1] Оқ – аз итоати падар баромада.
[2] Кутуб – ҷамъи китоб.

Эй, басо кас ба як дуои саҳар
Рафта қадраш зи чарх болотар.
В-эй, басо кас ба як дуои шом,
Дину дунё ба бод дода тамом.

**Дар он ки қуввати муҳофизаро зиёда кунад**

Гӯямат чанд чиз мӯҷиби ҳифз,
Бар дили шахс ӯст толиби ҳифз.
Сабаби аввалаш мудовамат[1] аст,
Ҷидду ҷаҳд асту ҳам мувозабат[2] аст.
Ҳам асал хӯрданаст, ҳам мисвок,
Низ будан ба зиндагонии пок.
Низ кундур[3] маъа[4] шакар хӯрдан,
Ҳифзро пурқавӣ кунад безан[5].
Ҳам дуо баргирифтан аз некон,
Ҳифзро мекунад дусад чандон.
Ҳар як дар наҳор бисту як,
Аз мавизе, ки сурх, хӯр бешак.
Ҳифз пайдо кунад, ҳам аз касалот[6]
Бахшадат аз илал[7] шафову наҷот.
Кам кунад балғаму рутубат ҳам,
Менамояд зиёда қуввват ҳам,
Савм[8] ҳам ҳифзро зиёда кунад,
Гиреҳи корҳо кушода кунад.

---

[1] Мудовамат – давомдиҳӣ.
[2] Мувозабат – паёпай, давомдиҳӣ.
[3] Кундур – кундар (самғ), шилми дарахтест шабеҳ ба мастакӣ.
[4] Маъа – бо.
[5] Безан – бегумон.
[6] Касалот – ҷамъи касал.
[7] Илал – ҷамъи иллат.
[8] Савм – рӯзадорӣ.

### Дар он ки қуввати муҳофиза кам созад

Чист онҳо, ки ҳифз кам созад?
Ҳиддати зеҳнро адам созад,
Акли[1] кашнизу акли себи турш,
Аз таомоти шубҳадори хур (и) ш.
Хати лавҳи қубур[2] хондан ҳам,
Аз қатори шутур гузаштан ҳам,
Ҳам назар сохтан сӯи маслуб[3],
Ҳифзро кам кунад, бувад нохуб.
Шона бо мушти[4] дигаре кардан,
Ҳам гузаштан миёнаи ду зан.
Ҳам назар сохтан ба номаҳрам,
Кардан илқо[5] ба масҷид оби фам[6],
Тӯъма дар дег ё ҷунуб хӯрдан,
Ғайбату кизб ба ҳар касе кардан,
Ё ки бе тасмия[7] таом хӯрад,
Ё паи ҳазлу бозӣ ёд диҳад,
Ҳифзро ин ҳама зиён дорад,
Ҳам ба сар факру беинон[8] дорад.
Ҳам маосист[9] мӯҷиби нисён[10],
Низ бисёрии ғаму эҳзон[11],
Иштиғоли[12] касир бо зийо,
Аз паи ину он тараддудҳо.

---

[1] Акл – хӯрдан.
[2] Қубур – ҷамъи қабр, гӯр.
[3] Маслуб – ҷасади ба дор овехташуда.
[4] Мушт – шона.
[5] Илқо – афкандан, андохтан.
[6] Фам – даҳон.
[7] Тасмия – бисмиллоҳ.
[8] Беинон – беҷилав.
[9] Маосӣ – ҷамъи маъсият; гуноҳ.
[10] Нисён – фаромӯшхотирӣ.
[11] Эҳзон – ғам, андӯҳ.
[12] Иштиғол – машғули коре будан.

Ҳар чӣ балғам зиёда месозад,
Дари нисён кушода месозад.
Низ илқои қамлаи[1] зинда
Бар замин ҳифзро кунад ганда.
Шуд ҳаҷомат[2] ҳам аз қафои сар,
Пастии зеҳнро иҷобатгар[3]...
Туршу талху чизҳо хӯрдан,
Ҳам ба устод бе адаб будан,
Ин ҳама ҳифзро қалил[4] кунад,
Зеҳнро асқалу[5] калил[6] кунад.

**Дар баёни ҷолиби ризқ**

Бишнав акнун баёни ҷолиби[7] ризқ,
Низ асбобҳои солиби[8] ризқ...
Дигаре тарки хоб пеш аз субҳ,
Ин ҳама мебарад аз ӯ ҳар қубҳ.
Хӯ намудан ба хайру ҳам садақа,
Низ хуш ният асту бо рафқа[9].
Субҳ аз хоб ҳам шудан бедор,
Баракатро биёварад бисёр.
Дар ҷамии ниам[10] диҳад баракат,
Бар сари кас биёварад раҳмат...
Рӯфтани рӯи хонаву дару бом,
Шустани косаву табақ зи таом,

[1] Қамла – ҷунбандагон, шабуш.
[2] Ҳаҷомат – хункашӣ аз бадан.
[3] Иҷобат – ҷавобгарӣ; қабул кардан.
[4] Қалил – кам.
[5] Асқал – вазнин.
[6] Калил – кунд.
[7] Ҷолиб – фарорасӣ.
[8] Солиб – инкоркунанда.
[9] Рафқа – рафиқ, ҳамсафар.
[10] Ниам – ҷамъи неъмат.

Ризқро пур кунад, ғано орад,
Оқил инҳо зи даст нагзорад...
Хомӯшӣ аз каломи беҳуда,
Ин ҳама ризқро кунад тӯда.

**Дар асбоби[1] факр[2]**

...Ризқро хоби субҳ монеъ дон,
Низ дар хобрафтани урён,
Хоби бисёр ҳам бувад монеъ,
Ориян[3] бавл ҳам шавад монеъ.
Хӯрдани тӯъма дар ҷанобат ҳам,
Сабаби факру ризқ созад кам.
Резаи ҳар таому резаи нон,
Гар нагирад кунад ниҳодан он...
Хонарӯба зи хона нагирифтан,
Пеши пирон гуноҳ раҳ рафтан.
Хондан модару падар бо ном,
Ҳам китобат ба акд[4] дар аклом[5].
Ҳам ба ҳар чӯб кофтан дандон,
Ҳам вузӯ сохтан бар мирзвон[6].
Такя бар як тараф зи шаққи[7] дар,
Дӯхтан ҳам либосро дар бар,
Рӯй бо остину бо доман
Пок макун, факр то шавад хирман!
Хонаи анкабут[8] нагирифтан,
Фоқаву[1] факр оварад безан...

---

[1] Асбоб – ҷамъи сабаб, сабабҳо.
[2] Факр – фақирӣ, мӯҳтоҷӣ.
[3] Ориян – доман бар зада, урён.
[4] Акд – банд.
[5] Аклом – ҷамъи калам.
[6] Мирзвон – ҳоҷатхона.
[7] Шақ – шикоф, роғ.
[8] Анкабут – тортанак.

Аз гадо нони реза бихридан,
Тарки тахмири[2] оина кардан,
Шатм кардан ба шатти ашкаста[3],
Бухл кардан каф аз карам баста...
Қоидан[4] бастани дастораш[5],
Қоиман[6] пас кардани эзораш,
Бо нафас куштани чароғ бидон,
Бад дуо сохтан ба фарзандон,
Назди мурда таом ҳам хӯрдан,
Дар таги кафш ҳам назар кардан,
Об хӯрдан зи чурраи execution[7],
Нашунидан зи аҳли илмон панд,
Ҷониби ғадра ҳам нигаҳ кардан,
Хоб дар вақти субҳгаҳ кардан,
Сохтан хӯй бо каломи дурӯғ,
Ҳам барад ризқу ҳам зи рӯй фурӯғ.
Ҳурмати устод кам кардан,
Ҳам ба худ аз зиён ситам кардан,
Хор кардан туро шайи аҳлом
Дасти ношуста хӯрдан аст таом.
Абавайн[8] эҳтиром кам кардан,
Ҳам ба мардум салом кам кардан.
Дар даруни қидар[9] таом махӯр!
Тӯъма дар роҳҳои ом махӯр!..
Бахусус он ки кизбгӯй бувад,
Ризқи ӯ каму сардрӯй бувад.

[1] Фоқа – фақр, фақирӣ, мӯҳтоҷӣ.
[2] Тахмир – сириштан.
[3] Ашкаста – мазмуни мисраъ; дашном ва лат ба дидаи ашкбор.
[4] Қоидан – нишаста.
[5] Дастор салла.
[6] Қоиман – росто.
[7] Оaccess – зарфи обгирӣ; кӯза, офтоба...
[8] Абавайн – падару модар.
[9] Қидар – дег.

Нохунатро магир бо дандон!
Оварад муфлисиву ғам чандон!
Оби биниву низ оби даҳан,
Макун илқо ба мабраз[1], эй зулфан![2]
Пӯшиши пираҳан зи ҷониби чап,
Халъ[3] аз рост ҳам ба ғайри насаб
Ба ятимон изо[4] расондан ҳам,
Мекунад бенавову ризқат кам.
Дар сарат на аммома[5], на изор,
Вақти хуспиданит намон зинҳор.
Аз миёни ғанам[6] убур[7] макун!
Хешро бенавову ур[8] макун!
Пӯсти байзаву[9] пиёзу сир
Ҳар касе хор дошт гашт фақир!
Мондани зарфи об бе сарпӯш,
Фақрро тӯда созад, эй мадҳуш!
Асбаъи[10] дастҳо зи якдигар,
Магзарон, варна мешавӣ афқар[11]!
Доштан хор зердастонро,
Тарки иззат худопарастонро,
Иззати ағниё[12] барои мол
Сулси[13] динро барад зи рӯ вабол[14].

---

[1] Мабраз – ба маънии пойхона.
[2] Зулфан – соҳибҳунар.
[3] Халъ – баровардан.
[4] Изо – азоб.
[5] Аммома – салла.
[6] Ғанам – гӯсфандон.
[7] Убур – гузаштан.
[8] Ур – урён.
[9] Байза – тухм.
[10] Асбаъ – ангуштон.
[11] Афқар – фақир, қашшоқ.
[12] Ағниё – ҷамъи ғанӣ; бой.
[13] Сулс – сеяк.
[14] Вабол – сахтиву зарар.

Бахусус аҳли илм кардан хор,
Фоқаву фақр оварад бисёр.
Додани мол бар сафеҳу бадон,
Хайр бо ҷоҳилону бехирадон,
Пой болои пой ҳам мондан,
Дар даруни хало[1] сухан кардан,
Шустани пой ҳам ба дасти рост,
Давлату ризқ мекунад камукост.
Дасти ношуста хӯрдан аст таом,
Мекунад ӯ фитодаву ноком.
Бар яминат[2] магир оби даҳон,
То намонӣ ба зери фақр урён...
Ҳам бихӯрдан таом дар ғирбол,
Ҳам задан силлӣ бар рух аст вубол.
Ҳар касе рӯ ба рӯи шамсу қамар,
Авраташ во кунад, шавад афқар.
Ҳар кӣ хонда намози фаҷр[3] бихуфт
Мешавад бо балову меҳнат ҷуфт.
Ҳар кӣ созад ситам ба ҳамсоя,
Мешавад бенавову бемоя[4].

**Дар хатми китоб ва анҷоми итоб**

Эй бародар, ҳар он чи овардам,
Аз тафосил[5] мухтасар кардам.
Гар бубинӣ ба дидаи инсоф,
Аз ҳасадҳо дилат намояд соф.
Ҳама бошад каломи сидқу савоб,
Ҳамаи ӯст муттаҳаз[6] зи китоб.

---

[1] Хало – халоҷо.
[2] Ямин – гувоҳӣ.
[3] Фаҷр – бомдод.
[4] Моя – қадр.
[5] Тафосил – ҷамъи тафсил; шарҳ.
[6] Муттаҳаз – гирифтан.

Ҳар кӣ аз сидқ ҳаст илмталаб,
Вирд созад ба худ ба рӯзу шаб,
Дар раҳи илм ҳар кӣ бо ин назм,
Аз барои амал намояд азм.
Он чӣ гуфтам, ба ӯ амал орад,
Дар раҳи илм пешво гардад.
Низ дар ин ҳадиқа[1] сайр кунад,
Нозимашро[2] дуои хайр кунад...
Ба туфайли ҳама бирез оин,
Раҳматат бар сари Ғиёсуддин!..

[1] Ҳадиқа – боғ.
[2] Нозим – назмкунанда.

# ПАНДНОМАИ НИСБАТИИ САЪДӢ

Ростӣ мӯҷиби ризои Худост,
Кас надидем, ки гум шуд аз раҳи рост.
(Саъдӣ)

Шайх Муслиҳиддин Саъдии Шерозӣ дар арсаи илму адаби классикии форсу тоҷик бузургтарин мураббӣ ва сарояндаи ахлоқи ҳамида ба дилҳо ҷой гирифтааст. Андешаву ақидаҳои вай саросар аз тарғиби хайрхоҳонаи назарияи тарбия ва гуманизмаш ҷаҳонгир аст.

Бо эҳтимоми Роҷӣ Ғуфрон Муллохоҷахон ибни Эшонхоҷаи Саҳҳоф, бо кӯшиши котиб Муҳаммад Шоҳимардон бинни Муллошоҳ Неъматуллоҳи Афзал дар соли 1327 (1909) дар Тошканд рисолаи манзумаи ахлоқие бо унвони «Каримо» ба табъ расонида аз таснифоти «Бӯстон»-и алломаи қутби баландмартаба Шайх Муслиҳиддин Саъдии Шерозӣ ба қалам додаанд. Бори дувум Муллокамолхон ибни Муллоғуломхон, Қории Қаротошӣ, чи тавре ки дар гуфтори пеш ва хотимаи рисола ишора мекунад, гӯё ин рисолаи ахлоқию барои толибилмони макотибу мадорис ба номи «Рисолаи маҷмӯи пандҳои Муслиҳиддин Саъдии Шерозӣ (аз Бӯстон) соли 1332 (1913-1914) дар Тошканд чоп кардааст».

Матнҳо бо форсӣ-тоҷикӣ иншо шудаанд ва дар зери ҳар мисраи форсӣ тарҷумаи туркӣ ҷой дода шудааст. Бо забони туркӣ хаттот ва мутарҷими номӣ-шоири соҳибдевони зуллисонайн[1] Сироҷиддин Махдум ибни Мулломирзоҳиди Охунд мутахаллис ба Сидқии Тошкандии Хандақликӣ (1884-1933) бо номи «Раҳимо» тарҷума кардааст.[2]

Сироҷиддин Махдум ба Хуҷанд ба номи Тошхоҷа Асирӣ (1864-1915) мактуб навишта аз тароҷими ин асар

---

[1] Зуллисонайн – донандаи ду забон (форсӣ ва туркӣ).

[2] Собрание Восточных рукописей Академии наук Узбекской ССР, том VII, Ташкент, «Наука», 1964, стр. 185, 234, 324.

ӯро огоҳ мекунад. Оид ба аҳамияти тарҷумаи ин рисола Тошхоҷа Асирӣ хурсанд шуда, ба забони ӯзбекӣ қитъаи таърихи тарҷумаро навишта ба Сидқӣ мефиристад.[1]

Худи мутарҷим ҳам қитъаи таърихи ин рисоларо гуфтааст.[2]

Аз рисолаи манзум олими забоншинос шодравон Муллоҷон Фозилов 15 байт интихобан ба номи Саъдии Шерозӣ дар «Панду ҳикмат»-аш дохил кардааст.[3]

Нашри рисола аз назари донишмандони аҳли илму адаби бузург гузаштааст, аммо дар айни замон дар ягон сарчашмаи илмию адабӣ, ё дар маълумотномае оид ба фаъолияти илмӣ ва адабии Саъдии Шерозӣ асари ҷудогонае ба номи «Пандномa» ё «Каримо» дар такопӯи мо ба назар нарасид. Гумон аст, ки шояд котибе байтҳои назаррасро аз байни мавзӯъҳои дохили бобҳои «Бӯстон» интихоб карда ин рисоларо тартиб дода бошад. Ба ин мақсад чопҳои зерини «Бӯстон»-и Саъдии Шерозӣ аз назар гузаронида шуд:

1. С. Айнӣ, «Бӯстон»-и Саъдии Шерозӣ, «Ирфон» 1965.
2. И. Ализода ва А. Деҳотӣ, Саъдии Шерозӣ (мунтахаби куллиёт), Сталинобод,1956.
3. Бо эҳтимоми Абдулазим Қариб, «Бӯстон»-и Саъдӣ, чопи Теҳрон, 1346 ҳиҷрӣ.
4. Саъдии Шерозӣ, «Бӯстон», чопи «Навал Кишур» (Ҳиндустон), 1873 мелодӣ.
5. Ҷаноби Оғои Муҳаммад Алӣ Фурӯғӣ, «Куллиёти Шайх Саъдӣ», Теҳрон 1338 ҳиҷрии хуршедӣ.

---

[1] а) Э. Шодиев, «Ӯзбек – тожик адабий алоқалари тарихидан» (XIX – аср охири ваXX аср бошлари) Тошкент 1973. б) С. Асадуллоев, «Тошхоҷа Асирии Хуҷандӣ» (ашъори мунтахаб). Душанбе «Адиб» 1987, саҳ. 159.

[2] Т – лит. О. А. Процева в Тошкент, 1332 ҳиҷрӣ.

[3] М. Фозилов, «Панду ҳикмат», Душанбе 1963.

Дар ҳамагуна чопҳо бидуни як байт дар боби «Дебоча» («Дар сабаби таълифи китоб») тазминшудаи Саъдӣ:

«Тавозӯъ зи гарданфарозон накӯст,
Гадо гар тавозӯъ кунад, хӯи ӯст»

ва байти:

«Машав то тавон, аз саховат барӣ,
Ки гӯйи беҳӣ аз саховат барӣ»

дар назираи байти дигари «Бӯстон» дар «Боби эҳсон»:

«Машав то тавонӣ, зи заҳмат барӣ,
Ки раҳмат барандат чу заҳмат барӣ»

иншошудаи матнҳои дигаре ба назар нарасид.

«Бӯстон» чопи Ҳиндустон аз чопҳои дигар бартарӣ дошта авлотар аст, зеро бобҳо вобаста ба мавзӯъҳо ҷудо карда шуда, аз сарлавҳаҳо иборат аст.

Гумон меравад, ки таълифкунандаи ин рисолаи манзумаи ахлоқӣ ба мавзӯъҳои бобҳои «Бӯстон» такя карда, дар пайравии он назира баста, рисоларо аз «Таълифоти Саъдӣ» ба қалам додааст.

Бовар меояд, ки гӯяндаи матни рисола донишманди боистеъдоди баландтабъи соҳибзавқе мухлиси ҳақиқии эҷодиёти Шайх Саъдӣ буда, тамоми афкору ақида ва мазмуну ғояҳои ӯро пурра аз худ намуда, дар ҳамфикрӣ ин рисоларо таълиф намудааст.

Муаллифи рисоларо аниқ таъин кардан душвор аст, тахмин гуфта метавонем, ки ин рисола шояд барои мактабҳои усули нав, барои таълиму тарбияи ахлоқии хонандагон таълиф ёфта бошад.

Мавзӯъҳои рисола баъд аз боби анъанавӣ: дар мадҳи карам, сифати саховат, тавозӯъ, адолат, қаноат, вафо,

ростӣ, дар мазаммати бахилӣ, такаббур, зулм, ҳирс, каззобӣ, дар фазилати илм, шукр, сабр ва дар охир муноҷот аст.

## КАРИМО

Аз ҷавонон ба ҷахон номи наку мемонад,
Фасли гул мегузарад, лаззати бӯ мемонад,
Ин ҷаҳон косаи даврест ба номи ҳама кас,
Ҳама чиз мегузарад, дидаву рӯ мемонад.
(Саъдӣ)

Каримо[1], бибахшой бар ҳоли мо,
Ки ҳастем асири каманди[2] ҳаво[3].
Надорем ғайр аз ту фарёдрас,
Туйи осиёнро хатобахшу бас.
Нигаҳ дор моро зи роҳи хато,
Хато даргузару савобам намо.

### Дар мазаммати ҳоли худ

Чиҳил сол умри азизат гузашт,
Мизоҷи ту аз ҳоли тифлӣ нагашт.
Ҳама бо ҳавову ҳавас сохтӣ,
Даме бо масолеҳ[4] напардохтӣ.
Макун тақя бар умри нопойдор!
Мабош эмин аз бозии рӯзгор!

### Дар мадҳи карам

Дило, ҳар кӣ бинҳод хони карам[5],
Бишуд номдори ҷаҳони карам.

[1] Каримо – номи Худованд.
[2] Каманд – дом.
[3] Ҳаво – орзу, ҳавас.
[4] Масолеҳ – ҷамъи маслаҳат; кори хайру нек, беҳбудӣ.
[5] Карам – саховат, ҳиммат, ҷавонмардӣ.

Дар ҳамагуна чопҳо бидуни як байт дар боби «Дебоча» («Дар сабаби таълифи китоб») тазминшудаи Саъдӣ:

«Тавозӯъ зи гарданфарозон накӯст,
Гадо гар тавозӯъ кунад, хӯи ӯст»

ва байти:

«Машав то тавон, аз саховат барӣ,
Ки гӯйи беҳӣ аз саховат барӣ»

дар назираи байти дигари «Бӯстон» дар «Боби эҳсон»:

«Машав то тавонӣ, зи заҳмат барӣ,
Ки раҳмат барандат чу заҳмат барӣ»

иншошудаи матнҳои дигаре ба назар нарасид.

«Бӯстон» чопи Ҳиндустон аз чопҳои дигар бартарӣ дошта авлотар аст, зеро бобҳо вобаста ба мавзӯъҳо ҷудо карда шуда, аз сарлавҳаҳо иборат аст.

Гумон меравад, ки таълифкунандаи ин рисолаи манзумаи ахлоқӣ ба мавзӯъҳои бобҳои «Бӯстон» такя карда, дар пайравии он назира баста, рисоларо аз «Таълифоти Саъдӣ» ба қалам додааст.

Бовар меояд, ки гӯяндаи матни рисола донишманди боистеъдоди баландтабъи соҳибзавқе мухлиси ҳақиқии эҷодиёти Шайх Саъдӣ буда, тамоми афкору ақида ва мазмуну ғояҳои ӯро пурра аз худ намуда, дар ҳамфикрӣ ин рисоларо таълиф намудааст.

Муаллифи рисоларо аниқ таъин кардан душвор аст, тахмин гуфта метавонем, ки ин рисола шояд барои мактабҳои усули нав, барои таълиму тарбияи ахлоқии хонандагон таълиф ёфта бошад.

Мавзӯъҳои рисола баъд аз боби анъанавӣ: дар мадҳи карам, сифати саховат, тавозӯъ, адолат, қаноат, вафо,

ростӣ, дар мазаммати бахилӣ, такаббур, зулм, ҳирс, каззобӣ, дар фазилати илм, шукр, сабр ва дар охир муноҷот аст.

## КАРИМО

Аз ҷавонон ба ҷахон номи наку мемонад,
Фасли гул мегузарад, лаззати бӯ мемонад,
Ин ҷаҳон косаи даврест ба номи ҳама кас,
Ҳама чиз мегузарад, дидаву рӯ мемонад.
(Саъдӣ)

Каримо[1], бибахшой бар ҳоли мо,
Ки ҳастем асири каманди[2] ҳаво[3].
Надорем ғайр аз ту фарёдрас,
Туйи осиёнро хатобахшу бас.
Нигаҳ дор моро зи роҳи хато,
Хато даргузару савобам намо.

### Дар мазаммати ҳоли худ

Чиҳил сол умри азизат гузашт,
Мизоҷи ту аз ҳоли тифлӣ нагашт.
Ҳама бо ҳавову ҳавас сохтӣ,
Даме бо масолеҳ[4] напардохтӣ.
Макун такя бар умри нопойдор!
Мабош эмин аз бозии рӯзгор!

### Дар мадҳи карам

Дило, ҳар кӣ бинҳод хони карам[5],
Бишуд номдори ҷаҳони карам.

---

[1] Каримо – номи Худованд.
[2] Каманд – дом.
[3] Ҳаво – орзу, ҳавас.
[4] Масолеҳ – ҷамъи маслаҳат; кори хайру нек, беҳбудӣ.
[5] Карам – саховат, ҳиммат, ҷавонмардӣ.

Карам номдори ҷаҳонат кунад,
Карам комгори[1] замонат кунад.
Карам мояи шодмонӣ бувад,
Карам ҳосили зиндагонӣ бувад.
Вaрои карам дар ҷаҳон кор нест,
В-аз ин гармтар ҳеҷ бозор нест.
Дили оламӣ[2] аз карам тоза дор,
Ҷаҳонро зи бахшиш пуровоза дор.
Ҳама вақт шав дар карам мустақим[3],
Ки ҳаст офаринандаи ҷон карим.

### Дар сифати саховат

Саховат кунад некбахт ихтиёр,
Ки мард аз саховат шавад бахтёр.
Ба лутфу саховат ҷаҳонгир бош,
Дар иқлими лутфу сахо мир бош.
Саховат бувад кори соҳибдилон,
Саховат бувад пешаи муқбилон[4].
Саховат миси айбро кимиёст,
Саховат ҳама дардҳоро давост.
Машав то тавон, аз саховат барӣ.
Ки гӯйӣ беҳӣ аз саховат барӣ.

### Дар мазамматы бахилӣ

Агар чарх гардад ба коми бахил,
В-ар иқбол бошад ғуломи бахил.
В-агар дар кафаш ганҷи Қорун бувад,
В-агар тобеаш рубъи маскун бувад,

[1] Комгор – хушбахт, саодатманд.
[2] Оламӣ – оламиён, одамон.
[3] Мустақим – рост, устувор.
[4] Муқбил – писандида.

Наярзад бахил он кӣ номаш барӣ,
В-агар рӯзгораш кунад чокарӣ[1],
Макун илтифоте[2] ба моли бахил!
Мабар номи молу маноли[3] бахил,
Бахил ар бувад зоҳиди[4] баҳру бар,
Биҳиште набошад ба ҳукми хабар.
Бахил ар чи бошад тавонгар ба мол
Ба хорӣ чу муфлис хӯрад гӯшмол.
Сахиён зи амвол[5] бар мехӯранд,
Бахилон ғами симу зар мехӯранд.

## Дар сифати тавозӯъ

Дило, гар тавозӯъ кунӣ ихтиёр,
Шавад халқи дунё туро дӯстдор.
Тавозӯъ зиёдат кунад ҷоҳро[6],
Ки аз меҳр[7] партав бувад моҳро.
Тавозӯъ бувад мояи дӯстӣ,
Ки олӣ бувад пояи дӯстӣ.
Тавозӯъ кунад мардро сарфароз,
Тавозӯъ бувад сарваронро тароз[8].
Тавозӯъ кунад ҳар кӣ ҳаст одамӣ,
Назебад зи мардум ба ҷуз мардумӣ.
Тавозӯъ кунад ҳушманду гузин,
Ниҳад шохи пурмева сар бар замин.
Тавозӯъ бувад ҳурматфазои ту,
Кунад дар биҳишти барин ҷои ту.

---

[1] Чокарӣ – хизматгорӣ.
[2] Илтифот – эҳтиром, лутф.
[3] Манол – даромад аз ҳамаи соҳа.
[4] Зоҳид – диндор, парҳезгор.
[5] Амвол – ҷамъи мол; ҳосил.
[6] Ҷоҳ – мартаба, бузургӣ.
[7] Меҳр – офтоб.
[8] Тароз – зебу ороиш, нақшу нигор.

Тавозӯъ калиди дари ҷаннат аст,
Сарфарозию ҷоҳро зинат аст.
Касеро, ки одат тавозӯъ бувад,
Зи ҷоҳу ҷалолаш[1] таматтӯъ[2] бувад.
Касеро, ки гарданкашӣ дар сар аст,
Тавозӯъ аз ӯ ёфтан хуштар аст.
Тавозӯъ азизат кунад дар ҷаҳон,
Гиромӣ шавӣ пеши дилҳо чу ҷон.
Тавозӯъ мадор аз халоиқ дареғ,
Ки гардан аз он баркашӣ ҳамчу теғ.
«Тавозӯъ зи гарданфарозон накӯст,
Гадо гар тавозӯъ кунад, хӯи ӯст».

**Дар мазамматы такаббур**

Такаббур макун зинҳор, эй писар!
Ки рӯзе зи дасташ дарой ба сар.
Такаббур зи доно бувад нописанд,
Ғариб[3] ояд ин маънӣ аз ҳушманд.
Такаббур бувад одати ҷоҳилон,
Такаббур наёяд зи соҳибдилон.
Такаббур Азозилро[4] хор кард,
Ба зиндони лаънат гирифтор кард.
Касеро, ки хислат такаббур бувад,
Сараш пурғурур аз тасаввур бувад.
Такаббур бувад одати мудбарӣ,
Такаббур бувад асли бадгавҳарӣ.
Чу донӣ, такаббур чаро мекунӣ?
Хато мекуниву хато мекунӣ.

---

[1] Ҷалол – бузургӣ.
[2] Таматтӯъ – фоида.
[3] Ғариб – аҷиб.
[4] Азозил – номи шайтон, ки аз ҷаннат ронда шуд.

## Дар фазилати илм

Банӣ одам аз илм ёбад камол,
На аз ҳашмату ҷоҳу молу манол.
Чу шамъ аз паи илм бояд гудохт,
Ки бе илм натвон Худоро шинохт.
Хирадманд бошад талабгори илм,
Ки гарм аст пайваста бозори илм.
Касеро, ки шуд дар азал бахт ёр,
Талаб кардани илм кард ихтиёр.
Талаб кардани илм шуд бар ту фарз,
Дигар воҷиб аст аз паяш қатъи арз[1].
Бирав домани илм гир устувор!
Ки илмат расонад ба дорулқарор[2].
Маёмӯз ҷуз илм гар оқилӣ!
Ки бе илм будан ҷоҳилӣ.
Туро илм дар дину дунё тамом,
Ки кори ту аз илм гирад низом.

## Дар имтиноъ[3] аз суҳбати ҷоҳилон

Дило, гар хирадмандиву ҳушёр,
Макун суҳбати ҷоҳилон ихтиёр!
Зи ҷоҳил гурезанда чун тир бош!
На омехта чун шакаршир бош.
Туро аждаҳо гар бувад ёри ғор[4],
Аз он беҳ ҷоҳил бувад ғамгусор.
Агар хасми ҷони ту оқил бувад,
Беҳ аз дӯстдоре, ки ҷоҳил бувад.
Чу ҷоҳил касе дар ҷаҳон хор нест,
Ки нодонтар аз ҷоҳилӣ кор нест.

---

[1] Арз – беҷогардӣ, сафар.
[2] Доррулқарор – номи биҳишт.
[3] Имтиноъ – худдорӣ.
[4] Ёри ғор – нигар ба шарҳи он.

Зи ҷоҳил наёяд ҷуз афъоли бад,
В-аз ӯ нашнавад кас ҷуз ақволи[1] бад.
Саранҷоми ҷоҳил ҷаҳаннам бувад,
Ки ҷоҳил накӯоқибат кам бувад.
Сари ҷоҳилон бар сари дор беҳ,
Ки ҷоҳил ба хорӣ гирифтор беҳ.
Зи ҷоҳил ҳазар кардан авло бувад,
К-аз ӯ нангу дунёву уқбо бувад.

**Дар сифати адолат**

Чу Эзид туро ин ҳама ком[2] дод,
Чаро бар наёрӣ саранҷом дод[3]?
Чу адл аст пирояи хусравӣ[4]
Чаро адлро надорӣ қавӣ?
Туро мамлакат пойдорӣ кунад,
Агар маъдалат[5] дастёрӣ кунад.
Чу Нӯшервон адл кард ихтиёр,
Кунун номи некӯ аз-ӯ ёдгор.
Зи таъсири адл аст ороми мулк,
Ки аз адл ҳосил шавад коми мулк.
Ҷаҳонро ба инсоф обод дор,
Дили аҳли инсофро шод дор.
Ҷаҳонро беҳ аз адл меъмор нест,
Ки болотар аз маъдалат кор нест.
Туро з-ин ба охир чӣ ҳосил бувад?
Ки номат шаҳаншоҳи одил бувад.
Агар хоҳӣ аз некбахтӣ нишон
Дари зулм бандӣ бар аҳли ҷаҳон

---

[1] Ақвол – ҷамъи қавл.
[2] Ком – мурод.
[3] Дод – инсофу адолат.
[4] Пирояи хусравӣ – зебу зиннати шоҳӣ.
[5] Маъдалат – адлу адолат, инсоф.

Риоят дареғ аз раъият мадор,
Муроди дили додхоҳон барор.

### Дар мазамматн зулм

Харобӣ зи бедод бинад ҷаҳон,
Чу бӯстони хуррам зи боди хазон.
Мадеҳ рухсати зулм дар ҳеҷ ҳол,
Ки хуршеди мулкат наёбад завол[1].
Касе к-оташи зулм зад дар ҷаҳон,
Баровард аз аҳли олам фиғон.
Ситамкаш гар оҳе барорад зи дил.
Занад сӯзи ӯ шӯъла дар обу гил.
Макун бар заифони бечора зӯр,
Бияндеш охир, зи тангии гӯр!
Ба озори мазлум моил мабош,
Зи дуди дили халқ ғофил мабош.
Макун мардумозорӣ, эй тундрой!
Ки ногоҳ расад бар ту қаҳри Худой!
Ситам бар заифони мискин макун!
Ки золим ба дӯзах равад бесухун.

### Дар сифати қаноат

Дило, гар қаноат ба даст оварӣ,
Дар иқлими роҳат кунӣ сарварӣ.
Агар тангдастӣ, зи сахтӣ манол,
Ки пеши хирадманд ҳеҷ аст мол.
Надорад хирадманд аз фақр ор,
Ки бошад Набиро[2] зи фақр ифтихор.
Ғаниро зи симу зар ороиш аст,
Валекин фақир андар осоиш аст.

---

[1] Завол – поён, зиён.
[2] Набӣ – пайғамбар.

Ғанӣ гар набошӣ, макун изтироб,
Ки султон нахоҳад хироҷ аз хароб[1].
Қаноат ба ҳар ҳол авлотар аст,
Қаноат кунад, ҳар кӣ некахтар[2] аст.
Зи нури қаноат барафрӯз ҷон.
Агар дорӣ аз некбахтӣ нишон.

**Дар мазамматі ҳирс**

Аё, мубтало гашта дар доми ҳирс,
Шуда масту лоақл аз ҷоми ҳирс.
Макун умр зоеъ ба таҳсили[3] мол!
Ки ҳамнархи гавҳар набошад сафол.
Ҳар он кас, ки дар банди ҳирс уфтод,
Диҳад хирмани зиндагонӣ ба бод.
Гирифтам,[4] ки амволи Қорун туросг,
Ҳама неъмати рубъи маскун турост.
Бихоҳӣ, ки шуд охир гирифтори хок,
Чу бечорагон бо дили дарднок.
Чаро мегудозӣ зи савдои зар?
Чаро мекашӣ бори меҳнат чу хар?
Чаро мекашӣ меҳнат аз баҳри мол?
Ки хоҳад шудан ногаҳон поймол.
Чунон додаӣ дил ба нақши дирам,
Ки ҳастӣ зи завқаш надими[5] надам[6]
Чунон ошиқи рӯи зар гаштаӣ,
Ки шӯридааҳволу саргаштаӣ.
Чунон гаштаӣ сайд баҳри шикор,
Ки ёдат наёмад зи рӯзи шумор[1].

---

[1] Хароб – маҷозан камбағал.
[2] Некахтар – некбахт.
[3] Таҳсил – ба даст овардан.
[4] Гирифтам – ба маънии «фарз кардам, ки».
[5] Надим – ҳамнишин, рафиқ.
[6] Надам – пушаймонӣ, ҳасрат.

Мабодо дили он фурӯмоя шод,
Ки баҳри дунё диҳад ҳақ ба бод.
Макун хонаи зиндагонӣ хароб!
Ба селоби феъли баду носавоб.
Агар дур бошӣ зи фисқу фуҷур,
Набошӣ зи гулзори Фирдавс[2] дур.

## Дар сифати вафо

Дило, дар вафо бош собитқадам,
Ки бе сикка[3] роиҷ[4] набошад дирам!
Зи роҳи вафо гар напечӣ инон,
Шавӣ дӯст андар дили душманон.
Магардон зи кӯи вафо рӯи дил,
Ки дар рӯи ҷонон набошӣ хиҷил!
Манеҳ пой берун зи роҳи вафо,
Ки аз дӯстон менаярзад ҷафо!
Буридан зи ёрон хилофи вафост!
Ҷудоӣ зи аҳбоб[5] кардан хатост,
Бувад бевафоӣ сиришти занон,
Маёмӯз кирдори зишти занон.

## Дар фазилати шукр

Касеро, ки бошад дили ҳақшинос,
Нашояд, ки бандад забони сипос[6].
Нафас ҷуз ба зикри Худо бар маёр,
Ки воҷиб бувад шукри Парвардгор.

---

[1] Рӯзи шумор – рӯзи қиёмат.
[2] Фирдавс – номи боғи биҳишт.
[3] Сикка – мӯҳр, тамға.
[4] Роиҷ – раво, пешравӣ.
[5] Аҳбоб – ҷамъи ҳабиб; дӯстдор, маҳбуб.
[6] Сипос – шукр.

Туро молу неъмат фазояд зи шукр,
Туро фатҳ аз дар дарояд зи шукр.
Агар шукри Ҳақ то ба рӯзи шумор,
Ки зорӣ набошад яке аз ҳазор.
Вале гуфтани шукр авлотар аст,
Ки исломро шукри ӯ зевар аст.
Гар аз шукри Эзид набандӣ забон.
Ба даст оварӣ давлати ҷовидон.

**Дар фазилати сабр**

Туро гар сабурӣ[1] бувад дастёр,
Ба даст оварӣ давлати пойдор.
Сабурӣ бувад кори пайғамбарон,
Напечанд з-ин рӯй динпарварон,
Сабурӣ кушояд дари коми ҷон,
Ки ҷуз собирӣ[2] нест мифтоҳи[3] он.
Сабурӣ барорад муроди дилат,
Ки аз олимон ҳал шавад мушкилат.
Сабурӣ калиди дари орзуст,
Кушояндаи кишвари орзуст.
Сабурӣ ба ҳар ҳол авло бувад,
Ки дар зимни он чанд маъно бувад.
Сабурӣ туро комгорӣ диҳад,
Зи ранҷу бало растагорӣ диҳад.
Сабурӣ кунӣ, гар туро дин бувад,
Ки таъҷил кори шаётин бувад.

**Дар сифати ростӣ**

Дило, ростӣ гар кунӣ ихтиёр,

---

[1] Сабурӣ – сабр, тоқат.
[2] Собирӣ – шикебоӣ, сабр.
[3] Мифтоҳ – калид.

Шавад давлатат ҳамдаму бахтёр.
Напечад сар аз ростӣ ҳушманд,
Ки аз ростӣ ном гардад баланд.
Дам аз ростӣ гар занӣ субҳвор,
Зи торикии ҷаҳл гирӣ канор.
Мазан дам ба ҷуз ростӣ зинҳор,
Ки дорад фазилат эмин баҳри ёр.
Беҳ аз ростӣ дар ҷаҳон кор нест,
Ки дар гулбуни[1] ростӣ хор нест.

### Дар мазамматиказзобӣ

Касеро, кӣ норостӣ гашт кор,
Куҷо рӯзи маҳшар шавад растагор.
Касеро, ки гардад забони дурӯғ,
Чароғи дилашро набояд фурӯғ.
Дурӯғ одамиро кунад шармсор.
Дурӯғ одамиро кунад бевиқор[2]
Зи каззоб гирад хирадманд ор.
Ки ӯро наёрад касе дар шумор.
Дурӯғ, эй бародар, магӯ зинҳор!
Ки козиб[3] бувад хору беэътибор.
Зи норостӣ нест коре батар,
К-аз ӯ гум шавад номи нек, эй писар!

### Дар мазаммати шайтон

Дило, ҳар кӣ маҳкуми шайтон бувад,
Шабу рӯз дар банди исён[4] бувад.
Касеро, ки шайтон бувад пешво,
Куҷо бозгардад ба роҳи Худо.

---

[1] Гулбун – буттаи гули садбарг.
[2] Виқор – вазнинӣ.
[3] Козиб – каззоб, дурӯғгӯй.
[4] Исён – гуноҳ.

Дило, азми исён макун зинҳор,
Ки фардо набошӣ зи Ҳақ шармсор.
Зи исён кунад ҳушманд эҳтироз,
Ки аз об бошад шакарро гудоз.
Кунад некбахт аз гунаҳ ичтиноб,
Ки пинҳон шавад нури меҳр аз саҳоб[1].
Макун нафси аммораро пайравӣ!
Ки ногаҳ гирифтори дӯзах шавӣ.
Агар бар натобад зи исён дилат,
Бувад асфалуссофилин[2] манзилат
Макун хонаи зиндагонӣ хароб!
Ба селоби феъли баду носавоб,
Агар дур бошӣ зи фисқу фуҷур,
Набошӣ зи гулзори Фирдавс дур.

***

Нигаҳ кун бар ин гунбади зарнигор!
Ки сақфаш бувад бесутун барқарор.
Саропардаи чархи гарданда бин!
Дар ӯ шамъҳои фурӯзанда бин!
Яке посбону яке подшоҳ,
Яке додхоҳу яке тоҷхоҳ,
Яке шодмону яке дардманд,
Яке комрону яке мустаманд[3].
Яке боҷдору яке тоҷдор,
Яке сарфарозу яке хоксор.
Яке бар ҳасиру[4] яке бар сарир[5],
Яке дар фалосу яке дар ҳарир[6].

---

[1] Саҳоб – абр.
[2] Асфалуссофилин – табақаи ҳафтумини дӯзах.
[3] Мустаманд – оҷизу бечора.
[4] Ҳасир – бӯрё.
[5] Сарир – тахт.
[6] Ҳарир – шоҳӣ.

Яке бенавову яке молдор,
Яке номуроду яке комгор.
Яке дар ғанову яке дар ано[1],
Якеро бақову якеро фано.
Яке тандурусту яке нотавон,
Яке солхӯрду яке навҷавон.
Яке дар савобу яке дар хато.
Яке дар дуову яке дар ваго[2].
Яке неккирдору некэътиқод,
Яке ғарқ дар баҳри фисқу фасод.
Яке некхулқу яке тундхӯй,
Яке бурдбору яке ҷангҷӯй.
Яке дар танаъум[3], яке дар азоб,
Яке дар машаққат, яке комёб.
Яке дар ҷаҳони ҷалолат амир,
Яке дар каманди[4] ҳаводис асир.
Яке дар гулистони роҳат муқим,
Яке бо ғаму ранҷу меҳнат надим.
Якеро бурун рафта з-андоза мол,
Яке дар ғами нону харҷи аёл.
Яке ҷун гул аз хуррамӣ хандазан,
Якеро дил озурдахотир ҳазан[5].
Яке баста аз баҳри тоат камар,
Яке дар гунаҳ бурда умре ба сар,
Якеро шабу рӯз мусҳаф[6] ба даст,
Яке хуфта дар кунҷи майхона маст.

---

[1] Ано – ранҷ, заҳмат.
[2] Ваго – гавго.
[3] Танаъум – ба нозу неъмат парвардашуда.
[4] Каманд – ҳалқа, дом.
[5] Ҳазан – ғам, гусса.
[6] Мусҳаф – Қуръон.

Яке бар дари шаръ[1] мисморвор[2],
Яке дар раҳи куфр зуннордор[3].
Яке муқбилу олиму ҳушёр,
Яке мудбару ҷоҳилу шармсор.
Яке ғозиву[4] чобуку паҳлавон,
Яке буздилу сусту тарсандаҷон,
Яке котиб, аҳли диёнатзамир,
Яке duздботин, ки номаш дабир[5].

***

Аз ин пас макун такя бар рӯзгор!
Ки ногоҳ зи ҷонат барорад димор[6].
Макун такя бар лашкари беъадад!
Ки шояд зи нусрат[7] наёбӣ мадад!
Макун такя бар мулку ҷоҳу ҳашам!
Ки пеш аз ту будасту баъд аз ту ҳам.
Макун бад, ки бад бинӣ аз ёри нек!
Намерӯяд аз тухми бад бори нек.
Басо подшоҳони султоннишон,
Басо паҳлавонони кишварситон,
Басо тундгурдони[8] лашкаршикан,
Басо шермардони шамшерзан,
Басо моҳрӯёни шамшодқад,
Басо нозанинони хуршедхад,
Басо хубрӯёни навхоста,

---

[1] Шаръ – қонунҳои шариат.
[2] Мисмор – меҳ.
[3] Зуннор – риштае, ки ғайри мусулмонон дар мамлакатҳои исломӣ ба миён мебастанд.
[4] Ғозӣ – ҷанговар.
[5] Дабир – мирзои ҳисобу китоб.
[6] Димор – ҷазо, ҳалок, несту нобуд.
[7] Нусрат – ғалаба, фатҳ.
[8] Тундгурдон – паҳлавонони хашмгин, бадқаҳр.

Басо наварӯсони ороста,
Басо номдору басо комгор,
Басо сарвқаду басо гулъузор[1],
Ки карданд перохани умр чок,
Кашиданд сар дар гиребони хок.
Чунон хирмани умрашон шуд ба бод,
Ки ҳаргиз касе з-он нишоне надод.
Манеҳ дил бар ин кохи хуррамҳаво!
Ки меборад аз осмонаш бало.
Манеҳ дил бар ин манзили ҷонситон!
Ки дар вай набинӣ диле шодмон.
Манеҳ дил бар ин кӯҳнадайри[2] хароб!
Ки холӣ набошад зи ранҷу азоб.
Саботе надорад ҷаҳон, эй писар!
Ба ғафлат мабар умр дар вай басар!
Манеҳ дил бар ин дайри нопойдор!
Зи Саъдӣ ҳамин як сухан ёд дор.

[1] Гулъузор – гулрухсор.
[2] Дайр – киноя аз дунё.

## СИРОҶИДДИН МАХДУМИ СИДҚӢ

Сироҷиддин Махдум ибни Мулломирзоҳиди Охунд мутахаллис ба Сидқӣ шоири нимаи дуюми асри XIX ва аввали асри XX буда, соли 1884-1885 дар мавзеи Хандақлиқи наздикии Тошканд таваллуд ёфтааст. Бино ба маълумоти А. Муродов (ходими илмии Институти ховаршиносии АИ Ӯзбекистон, ки шахсан бо шоир шиносой доштааст), Сидқӣ соли 1933 вафот кардааст.

Сидқӣ маълумотро дар мадрасаи «Раҳматия»-и Тошканд гирифта, баробари омӯхтани илмҳои гуногуни замон, пеш аз ҳама завқи ӯро рангорангиву гуногунии хатнависӣ бедор кардааст. Вай ба хаттотӣ шавқу ҳавас пайдо карда, шогирди хаттоти машҳур — Муҳаммад Шоҳмуроди Тошкандӣ шудааст. Нозукиҳои санъати хатнависиро дар ин давра пурра омӯхта, дар чӯбу санг нақш бастану кандакорӣ кардани ҳуруфоти арабиро аз худ намудааст.

Сироҷиддин Махдуми Сидқӣ мутарҷим ва шоири зуллисонайн (донандаи забони форсиву туркӣ) буда, соҳибдевон аст.

Асарҳо аз эҷодиёти Сидқӣ инҳоянд:

7629/1*— Девони лирикӣ буда, ҳарфҳои охири радифи ғазалҳо тартиби алифборо нишон медиҳад.

7629/2*— «Иктисоб». Ин асар дар солҳои 1343 (1924-1925) дар шакли тарҷеъбанд таълиф ёфтааст. Асар дидактикӣ аст. Сидқӣ дар асар тамаъкорию чашмгуруснагӣ ва пулпарастии қозиву эшонҳоро мазаммату сарзаниш карда, онҳоро барои меҳнати ҳалол кардану хӯрдани бори он даъват менамояд. Дар охири асар муаллиф дар боби махсус аз ҳаёти худ муфассал нақл мекунад. Асарҳои дигар низ ба қалами ӯ тааллуқ дорад.

7629/3*— «Мизони шариат», «Базми ишрат», «Сипарғам», «Аҷоиб-ул-махлуқот», «Сад иршоди Мулло Сидқии Хандақликӣ», солҳои 1333 (1914-1915).

Сироҷиддин Махдуми Сидқӣ асарҳои зиёди адабии забони форсиро ба туркӣ тарҷума кардааст. Вай аз ганҷинаи маънавиёт панду ҳикматҳои пурмазмуни пухтаву рехтаро инти хоб намуда, рисолае бо номи «Ҷавоҳир-ул-панд» дар соли 1325 (1907) дар матбааи Тошканд нашр кунондааст.

## ҶАВОҲИР-УЛ-ПАНД

Чун қаланфур тунд мабош
Мисли зардак рост бош!
Ҳамчу шалғам гирду ғун,
Андар замин ҳамвор бош!
(Зардакии Ҳисорӣ)

Илм аз ҳама давлат афзал аст.
Илм мӯҷиби иззат аст.
Илми шайъ[1] беҳ аз ҷаҳли шайъ.
Ҳасабу[2] насаб бе илм ноқис[3] аст.
Олим ҳар куҷо, ки равад, иззат ва ҳурматаш кунанд.
Сармояи бузургӣ ақлу адаб аст, на аслу насаб.
Одамиро насаб ба ҳунар дуруст бояд кард, на ба падар.
Илми беамал чун муми беасал ҳеҷ лаззате надорад.
Ҳар чӣ надонӣ, аз пурсиданаш нанг мадор.
Беҳтарин сармояи одам адаб аст.
Беҳтарин атоё[4] насиҳат аст.

---

[1] Шайъ – чиз.
[2] Ҳасаб – қадру қимат.
[3] Ноқис – нопурра, нуқсондор.
[4] Атоё – ҷамъи атият, ато, бахшиш.

Бар дӯстон насиҳат фармудан бошад, бар некбахтон панд шунидан.
Сухани бад забонро хароб менамояд.
Савганд хӯрдан маъюб аст.
Итоати модару падар воҷиб аст.
Бар қавли бузургон амал зарур аст.
Айбҷӯӣ ҳам аз айб аст.
Манфиати хеш ба мазаррати[1] дигарон хостан ҳамоқат[2] аст.
Дар паи изову[3] таклифи[4] касе набояд шуд.
Озор расондан натиҷаи некӣ надорад.
Дили касеро ранҷа масоз.
Гуноҳи худро аз мардум метавон пӯшид, лекин аз Худо пинҳон карда наметавонӣ.
Одамӣ гуноҳи худро ёд намедорад, лекин пеши Худо ҳама мавҷуд аст.
Кори имрӯзаро бар фардо набояд гузошт.
Маргро ҳар дам ҳозир дон.
Марги бо некномӣ беҳтар аст аз ҳаёти ба бадномӣ.
Карам ба ҳар ҳол писандида аст.
Адл боиси тараққии давлат аст.
Зулм бунёди салтанатро меканад.
Ҳар кӣ панди бузургон намешунавад, дар ҳалоки худ саъй менамояд.
Нармӣ ва мулоимат мӯҷиби иттиҳод ва мавааддат[5] аст.
Тавозӯъ аз ҳама кас зебо менамояд ва аз аҳли давлат зеботар.
Шукргузорӣ сабаби зиёдатии давлат аст.
Ҳар кӣ сабр ихтиёр кард, зуд ба мақсад расид.
Мадоро бо душман ҳам хуш аст.
Мусоҳибати китоб аз ҳама беҳтар аст.

---

[1] Мазаррат – зарар.
[2] Ҳамоқат – аблаҳӣ.
[3] Изо – озор, азоб.
[4] Таклиф – ҷабр, азобу кулфат.
[5] Мавадддат – дӯстӣ, муҳаббат.

Аз сӯҳбати нодон бодия[1] хуштар аст.
Дар сӯҳбати некон биншин.
Аз сӯҳбати бадон парҳез намо.
Аз сӯҳбати ҷоҳилон бипарҳез.
Сӯҳбати нодон вуболи[2] ҷон аст.
Сӯҳбати некон манфиати бағоят аст.
Сӯҳбати бадон зудтар асар кунад ва зарари он ба андак замон ба зуҳур[3] расад.
Ҳар кӣ бо бадон нишинад, некӣ набинад.
Ростбозӣ шиор кун.
Ростбозро дӯст бисёр аст.
Ростӣ мӯҷиби ризои омма аст.
Ростбозро кохе зарар намерасад.
Ҳар қусуре[4], ки кунӣ, қабул намо, мункир машав.
Мардуми бодиёнат назди ҳама кас азиз аст.
Хоин дар ҳама ҳол мардуд[5] аст, Худо ва халқ аз ӯ нохушнуд.
Дурӯғгӯ ҳамеша хор ва залил.
Ҳар кӣ ба дурӯғгӯӣ машҳур шуд, агар рост ҳам гӯяд, эътибор накунанд.
Дар давлат ҳама дӯст мешавад.
Дар ифлос[6] имтиҳони дӯстист.
Вақт чизест азиз-ул-вуҷуд, чун меравад, боз ба даст намеояд.
Дар корҳо таъҷил ва шитоб набояд кард.
Ҳар коре, ки кунӣ, ба машварати оқилон кун.
Агар бе таҳқиқ айби касеро эътибор кунӣ, ҳақ пӯшида монад.

---

[1] Бодия – саҳро, биёбон.
[2] Вубол – гуноҳ.
[3] Зуҳур – рӯйдиҳӣ, ошкоршавӣ.
[4] Қусур – камбудӣ, гуноҳ.
[5] Мардуд – лаънатшуда, рондашуда.
[6] Ифлос – муфлисӣ, камбағалӣ.

Бе тааммул кор набояд кард.
Барои хӯриш таъини вақт бояд кард.
Дар миёни калом сухан кардан айб аст.
Аз сухани беҳуда хомӯшӣ беҳтар аст.
Фикри бадан ва муҳофизати ҷон аз ҳама беҳтар.
Ҳар сире, ки дорӣ, махфӣ беҳтар аст, зеро ки маҳрами асрор[1] дар ҷаҳон камтар аст.
Ифшои сири худ бо занон нодонист.
Самараи некӣ, некӣ аст ва самараи бадӣ, бадӣ аст.
Ҳар кӣ бад кунад, тамаъи некӣ набояд дошт.
Душмани доно аз дӯсти нодон беҳтар аст.
Дӯстӣ бо мардуми доно некӯст.
Аз душман ҳазар намудан авло аст.
Душманро ҳақир набояд шумурд.
Одамиро бояд, ки ҳиммат баланд дорад.
Азми дуруст аломати ғалаба ва нусрат аст.
Ҳиммат баланд дор в-аз таҳаммули[2] машаққат матарс.
Саховат беҳ аз ибодат.
Бахшидани гуноҳ беҳтарин хислатҳост.
Чун ҷаҳд кунӣ, дар вафои он ҷаҳд намо, то дӯсту душманро бар ту эътимод бошад.
Афв аломати олиҳимматист.
Ҳамаро баробар донистан нишонаи риёст[3].
Дуруштӣ ва турушрӯӣ сабаби мухолифат аст.
Худситоӣ намудан барои афзунии иззат мӯҷиби зиллат[4] мегардад.
Такаббур одамиро хору бемиқдор месозад.
Ҳар чӣ бар худ написандӣ, бар дигарон маписанд.
Ҳар кӣ дар асл бад аст, умеди некӣ набояд дошт.

---

[1] Маҳрами асрор – маҳрами роз, ҳамроз, дӯсти самимӣ.
[2] Таҳаммул – сабру тоқат.
[3] Риё – худро накӯкору хайрхоҳ нишон додан.
[4] Зиллат – хорӣ, беиззатӣ.

Аҳмақро ситоиши[1] хеш хуш ояд.

Тифлонро ситоиши беҷо намудан бадроҳӣ кардан аст.

На ҳар кӣ ба сурат некӯст, сирати[2] зебо дар ӯст.

Тамаъ бад аст ва аз зиёдаталабӣ асли сармоя ҳам аз даст меравад.

Ҳар киро хушомад хуш омад, худро фаромӯш кунад.

---

[1] Ситоиш – таъриф, мадҳу сано.

[2] Сират – асос, тинат, хулқу атвор.

# АЗ ҲИКМАТҲОИ ҲИНДӢ

Роҳати мардум талаб! Озор чист?
Ҷуз хиҷолат ҳосили ин кор чист?
(Фаридаддини Аттор).

Аз дӯстӣ ҳеҷ гоҳ рӯй нагардон, дӯсти бовафо ҳарчанд заиф ва хурд бошад, дар вақти офат мададгори туст.

Агар ба бадбахтӣ дучор шавӣ, туро фақат се кас: модар, падар ва дӯстат метавонад раҳо кунад.

Аз дӯсти хушомадгӯй ҳазар кун, ки маккор аст.

То касеро хуб нашиносӣ, кӣ будан ва чӣ гуна феълу одат доштанашро надонӣ, ҳеҷ гоҳ дӯстӣ ва ошноӣ макун.

Хасисӣ сабаби бадбахтиҳои бисёр мегардад.

Ҳар кӣ чизпарастӣ кунад, аз ҳамаи доройяш маҳрум мешавад.

Эҳтиёткорӣ хурсандӣ меоварад, вале ҳарисиву чашмгуруснагӣ — нокомӣ.

Бо ҳилаву тадбир душмани зӯртаринро ҳам мағлуб кардан мумкин аст.

Кореро, ки наметавонӣ, макун.

Касе, ки дӯсти ҷониро аз дӯсти забонӣ фарқ карда наметавонад, ба аҳволи ногуворе дучор хоҳад шуд.

Аз ҳар овоз, ки мешунавӣ, натарс, то надонӣ, ки он аз куҷост ва чарост.

Дар вақти рӯй додани бадбахтӣ, ҳатто ақли одамони бузург ҳам хира ва сарриштаашон гум мешавад.

Хасисӣ ва ҳарисӣ ҳеҷ гоҳ ба некӣ намеанҷомад.

Кореро, ки бо зӯру қувват кардан мумкин нест, бо макру ҳила иҷро кардан осон аст.

Касе, ки соҳиби ақлу хирад аст, зӯру тавоност, аз он пурзӯре, ки аҳмақ аст, чӣ фоида?

Ҳар кӣ дӯст надорад, заифу ғофил аст.

Ҳар касе, ки зафар кардан мехоҳад, бояд барои ба даст овардани он кӯшиш кунад.

Маслиҳати хайрхоҳона одами аҳмақро ба ғазаб меоварад у бас.

Аз қувваи худ дилпур бош, вале аз қувваи душман гофил машав.

Бо бадон дӯстӣ макун, ки некӣ намебинӣ.

Агар ту бо бадон ҳамнишин шавӣ, ба корҳои содиркардаи онҳо худи ту ҷавоб медиҳӣ.

Одами бузург доимо хоксор аст.

Он чиро ки дигарон бо меҳнати ҳалол ба даст овардаанд, ту бе меҳнат магир.

Танҳо дӯстии ҳақиқӣ метавонад асоси иттифоқи пойдор бошад.

Касе, ки ба маслиҳати дӯстон амал намекунад, ба бадбахтӣ дучор хоҳад шуд.

Вой, бар ҳоли он касе, ки мегӯяд: «ҳар чӣ бодо бод!»

Одами оқил агар кореро карданӣ шавад, бояд ҳамаи оқибатҳои онро ба ҳисоб гирад — ҳам тарафҳои хубашро ва ҳам тарафҳои бадашро.

Одами манфур чун ба мансаби баланд расид, кӯшиш мекунад, ки илоҷе ёфта шахси ба ин мартаба расондаашро нобуд кунад.

Агар дӯсти ту аз ҳад зиёд ширинзабонӣ кунад, аз вай битарс.

Ҳар кӣ нафси худ калон мекунад, бенасиб мегардад.

Бо душмане, ки қувваааш баробари қувваи туст, созиш кардан беҳтар аз ҷанг аст.

Агар ту худат софдил бошӣ, гумон мабар, ки ҳамаи одамони гирду атроф ҳам софдилу поквиҷдонанд.

Дар муносибат бо одамони бадкирдор ҳатто одами донишманд ҳам саросема мешавад.

Баъзан ба одами доно лозим меояд, ки барои ба мақсадаш расидан душманашро бар дӯш бардорад.

Хоҳӣ, ки ба фалокат дучор нашавӣ, дар вақти қаҳру газаб коре макун.

Ҳеҷ фиреб бадтар аз он нест, ки касеро умедвор карда, боз ноумед гардонӣ.

Ба ҳар кӣ дӯстӣ варзидӣ, ҳамвора ба дӯстии ӯ собитқадам бош.

# ПАНДУ АНДАРЗҲОИ РАНГОРАНГ

«Инсон дар ҳамон сурат саодатманд мешавад, ки шаҳватро мутеи ақл кунад».

(Абӯалӣ ибни Сино)

***

Аз камхӯрӣ чу оҳу паррон,
Аз пурхӯрӣ чу моҳӣ таппон.

***

Аз камхӯрӣ чу оҳу мепаридам,
Аз пурхӯрӣ худро чу мурда дидам.

***

Айб аст бузург баркашидан худро,
Аз ҷумлаи халқ баргузидан худро.
Аз мардумаки[1] дида бибояд омӯхт
Дидан ҳама касрову надидан худро.

***

Аспро бо хар бибанданд ҳар дуро дар охуре,
Рангашон дигар нагардад, табъ дигаргун шавад.

***

Агар ба ҳаво равӣ, магасе бошӣ,
Агар ба об равӣ, хасе бошӣ.

***

Бинои давлати хеш он касе хароб кунад,
Ки шом мехӯраду субҳгоҳ хоб кунад.

(Аз «Ахлоқи Мӯҳсинӣ»)

[1] Мардумак – гавҳарак.

***

Бетамизиҳои мардум аз сухан пайдо шавад,
Пистаи бемағз агар лаб во кунад, расво шавад.
(Бедил)

***

Хоби нӯшини[1] бомдоди раҳил[2],
Пиёдаро боздорад аз сабил[3].
(Саъдӣ)

***

Ҳар кӣ ба хоби саҳарӣ дил бандад,
Аз кофари габри[4] номусулмон бадтар аст.

***

Хоб кардан дар саҳаргоҳон нишони ғафлат аст,
Нокасеро тарбият кардан шикасти давлат аст
(Саъдӣ)

***

Як пос бихоб - ду пос бедор бош.

***

Лафзи бадро бар забон рондан хатост,
Кофару мӯъмин ҳама халқи Худост.

***

Ҳурмати пирон намою аз ҷавонӣ бас манол,
Дон, ки пирон низ айёми ҷавонӣ дидаанд.

***

Чароғи ҳарду олам олимонанд,
Ба маънӣ олимон шамъи ҷаҳонанд.

---

[1] Нӯшин – ширин, гуворо.
[2] Раҳил – аз ҷое ба ҷое сафар кардан.
[3] Сабил – роҳ.
[4] Габр – оташпараст, маҷусӣ.

***

Нонро шикан бо ду даст,
Қадри онро макун паст.

***

Эй банда, маноз ба пулу молу манӣ,
К-аз моли ҷаҳон бувад насибат кафане.
Дунёст хароб, қаср бунёд макун,
Бо доллару симу зар дилат шод макун.

(Саъдуллоҳи Мӯсо)

***

Дунё самари маърифати инсон аст,
Ноҷӯрии он касофати шайтон аст.
Аз бехирадон умеди некӣ маталаб,
Таъмири ҷаҳон кори хирадмандон аст.

(Собир Зикирзодаи Шоҳонӣ)

***

Сухандони хушгӯ баиқбол бувад,
Сухан баҳри одам пару бол бувад.
Сухан тири сӯзон бувад дар ҷигар,
Сухан мардумонро бувад тоҷи сар.

(Мирзо Акрами Файз)

***

Бо модари хеш меҳрубон бош,
Омодаи хизматаш ба ҷон бош.

***

Бо чашми хирад нигар падарро,
Аз хизмати ӯ мапеч сарро.

(Эраҷ Мирзо).

***

Ботинро беҳтар аз зоҳир дор, ки зоҳир назаргоҳи халқ асту ботин назаргоҳи Ҳақ.

(Абдуллоҳи Ансорӣ)

***

Даҳони пӯшида — ҳазор танга.

(Ҳикмати халқ)

***

Даҳ муштро ба худ гиру як мушт ба мардум мадеҳ.

(Ганҷи халқ)

***

Доноӣ камгапист, пургӯӣ бехирадист.

(Ҳикмати халқ)

***

Доно ба имморати ақл машғул аст, нодон ба имморати бадан.

(Ҳикмати халқ)

***

Корҳо рост кунад оқили комил ба сухан,
Ки ба сад лашкари ҷаррор муяссар нашавад.

(«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»).

***

Одами баднафсро нони даҳонаш мекушад,
Шахси бадгуфторро заҳри забонаш мекушад.

***

Одами кач чу качдум,
Заҳр диҳад ба мардум.

***

Одамиро одамият лозим аст,
Чӯби сандал бӯ надорад, ҳезум аст.
(Аз «Амсолу ҳикам»)

***

Сурататро чӣ кунам, гар ту надорӣ сират,
Кас ба як ҷав нахарад сурати бемаъниро.

***

Тавонгарӣ на ба мол аст назди аҳли камол,
Ки мол толиби гӯр асту баъд аз он аъмол.
(Саъдӣ)

***

Фақру кунҷу хумул[1] роҳат дон,
Шӯҳрату молу ҷоҳ офат дон.

***

Хар чӣ донад хӯрдани қанду набот,
Тӯрбаи каҳ бошаду кунҷи работ[2].

***

Қадри зар заргар бидонад.
(Халқӣ)

***

Ҳар шаб зи худат бипурс, агар ту мардӣ,
К-имрӯз чӣ хидмате ба мардум кардӣ?
(Лоҳутӣ)

***

Ҳаё бояд ки дорад одамизод,
Ки лаънат бар вуҷуди беҳаё бод!

---

[1] Хумул – гумномӣ.
[2] Работ – корвонсарой; ин ҷо ба маънии «тавила» (оғил).

***

Ҳар кӣ бо нодон нишинад, ҳамчу нодон дун[1] шавад,
Бо хирадманде нишинад, ақли дил афзун шавад.

Ҳакимеро пурсиданд: — Аблаҳтарини аблаҳон кист?
Гуфт: — Он кас, ки дар як ҷо ду бор пеши по хӯрад.

***

Зиндаю ҷовид монд, ҳар кӣ накӯном зист,
К-аз ақибаш зикри хайр зинда кунад номро.

(Саъдӣ)

***

Ин умр чу боди навбаҳорон монад,
Ин айш чу абри кӯҳсорон монад,
Зинҳор чунон бизӣ, ки баъд аз мурдан
Ангушт газидане ба ёрон монад.

(Аз «Китоб-ул-ғариб»)

***

Қалам чӯбу сиёҳӣ обу одам хоку коғаз хас,
Бо ин асбоби нолоиқ чӣ гуна хат нависад кас.

---

[1] Дун – паст, нокас, сифла, фурӯмоя.

## НОМИ АШХОС

***Алиакбари Деҳхудо*** – (1878-1956, Теҳрон) — олим, нависанда, луғатнигору луғатшинос, ходими давлатию ҷамъиятии Эрон.

***Абузарҷамеҳр-(Бузургмеҳр, Бузургҷамеҳр)*** — вазири донишманди Нӯшервон дар давраи Сосониён.

***Аҷзии Самарқандӣ*** – (1865-1927), шоир, нависанда, мутарҷим ва педагоги машҳури тоҷик.

***Бархиё*** — номи падари Осаф.

***Довуд*** — шоҳи дувуми давлати яҳудии Исроил тақрибан солҳои 950 то милод. Довуд гӯё ҳофизи уднавози моҳир будааст. Ривоятҳои динӣ Довудро пайғамбар медонад ва китоби «Забур»-ро ба ӯ нисбат медиҳад.

***Заҳҳок -Заҳҳоки Морон***, номи подшоҳи золим ва хунхор, писари Мардос ном чорводори араб дар «Шохнома»-и Абулқосим Фирдавсӣ.

***Зол - Золи Зар***, писари Сом, яке аз қаҳрамонони «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ, бо сабаби сафедмӯй таваллуд шуданаш падараш нафрат карда ӯро ба Албурзкӯҳ партофт. Симурғе ӯро бо хуни ҳайвонот калон карда ба ӯ «Дастон» ном гузошт. Бозургонон аз ба воя расидани ӯ ба падараш хабар оварданд. Падар ӯро ба назди худ овард. Зол падари Рустам.

***Зардаки Ҳисорӣ*** - шоири асри XVI-и тоҷик.

***Идрис*** — номи шахсест, ки мусулмонон вайро пайғамбар медонанд: киноя аз биҳишт ҳам ҳаст. Хатнависӣ дар замони ӯ гӯё пайдо шудааст.

***Иброҳими Халил*** — номи пайғамбар аз бани Сом — падари Исмоил. Қурбонии ҳайвонот ва хатнаи кӯдакон аз ӯ боқӣ мондааст.

***Исфандиёр*** - писари Гуштосп ном подшоҳи каёнӣ, ки Зардушт дар замони ӯ гузаштааст. Исфандиёр қаҳрамони «Шоҳнома» буда, дар ҷанг бо Рустам ба ҳалокат расонида шудааст.

***Қорун*** - («сарвати Қорун», «Чиҳил ганҷи Қорун») - шахси дунёдори хасис, ки гӯё ба газаби Худо гирифтор шуда ба дуои амакбачааш Мӯсо - пайғамбар бо тамоми сарваташ ба замин фурӯ рафтааст. Танҳо калидҳои хазинаи ӯро чиҳил хидматгор мекашонидаанд.

***Мавлавӣ (Мавлавии Маънавӣ)*** — Ҷалолиддини Румӣ — шоири файласуф ва мутасаввифи бузург (604-672). Муаллифи «Маснавии маънавӣ» (Маснавии шариф).

***Намруд*** - подшоҳи бузурги афсонавии бобулиён, ки ба рӯи болҳои каргасон нишаста дар ҳаво парвоз мекардааст ва дӯзах сохта даъвои худоӣ кардааст ва оқибат ӯро пашшае ҳалок кардааст.

***Осаф*** — номи вазири Сулаймон-пайғамбар, аз уламои бани Исроил. Вазири хирадманду ботадбир, кордону бомаърифате буда, корҳои давлатиро бо тартибу танзим оварда буд. Осаф дар адабиёти классикии араб ва форсу тоҷик яке аз образҳои бадеии маъмул, тимсоли донoиву ботадбирӣ дар корҳои идораи давлат (вазорат) мебошад.

***Озар*** — номи падари Иброҳими пайғамбар, ки буттарош буд.

***Рустам*** - қаҳрамони номӣ ва марказии «Шоҳнома», ки бо тадбири душман ба банд афтод.

***Роҷанал*** - яке аз шоҳони Ҳиндустон (Роҷа - лақаби подшоҳони Ҳиндустон).

***Сулаймон*** — номи пайғамбаре, ки гӯё тамоми парандагон дар зери итоати нигини ӯ буданд.

***Султон Санҷар*** — яке аз шоҳони сулолаи салҷуқӣ, ки солҳои 1097-1157 ҳукмронӣ кардааст.

***Сикандар - Искандари Мақдунӣ*** (Македонӣ), писари Файлақус (Филиппи 2), лашкаркаши бузурги Юнони Қадим, ки дар солҳои 356-323 пеш аз милод ҳукмронӣ кардааст.

***Файсоғурас — Пифагор***, яке аз ҳукамои бузурги Юнони қадим (580-500 то милод).

***Фаридун*** - номи яке аз подшоҳони қадимаи Эрон дар «Шоҳнома», ки ӯро Коваи Оҳангар баъд аз барҳам додани салтанати Заҳҳок ба тахти подшоҳӣ нишонда буд.

***Фиръавн*** - ба забони ибрӣ (яҳудии қадим) лақаби Валид Бен Мусъаб, ҷои таваллудаш дар қаряе аз атрофи Миср будааст. Чунон ки мегӯянд: аз бас дар сар боди ғурураш зӯр (ҳориси дарёдаркаш) буд, баъд аз ба Миср подшоҳ шуданаш, чун маънои луғавии фиръавн - тимсоҳ аст, ба ӯ Фиръавн ном додаанд. Подшоҳии ӯ дар замони Мӯсо - пайғамбар буда ва дар охирҳои умраш даъвои худоӣ кардааст.

***Ҳурмус-худои*** некӣ; номи подшоҳе, ки дар «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ тасвир ёфтааст (Ҳурмуз).

***Ҳалокухон*** — набераи Чингизхони муғул.

***Ҷамшед (Ҷам)*** - яке аз подшоҳон, ки дар адабиёт чун рамзи тавоноӣ, хирадмандӣ ва соҳибтадбир истифода шудааст. Ҷамшед гӯё ба воситаи ҷоми худ ҳама оламро медидааст. ***Ҷам*** — кӯтоҳшудаи «Ҷамшед». Иди «Наврӯз» аз ӯ мондааст.

***Шаддод*** - номи подшоҳи афсонавӣ, ки гӯё чунон ҳорис ва золим буда, боғистони «Ирам»-ро дар Яман аз тилову нуқра ва мукаллал бо ҷавоҳирот бино кардааст.

***Юнус*** — номи пайғамбаре, ки гӯё ба шиками моҳӣ фурӯ рафта боз зинда баромадааст.

***Юсуф - писари Яъқуб*** - пайғамбар, ки дар зебогӣ машҳур буд ва бародаронаш ӯро аз ҳасад ба чоҳ андохта, ба баҳонаи он, ки гӯё ӯро гург хӯрдааст, куртаи порашудаашро ба хуни кабӯтар олуда ба падараш расонидаанд.

## *АХЛОТИ ЧОРГОНА

Ахлоти (моддаи) чоргона (арбаа) инҳост: хун, сафро, савдо, балғам. Дар тибби қадим кадоме аз ин моддаҳо дар табъу ниҳод (яъне, вуҷуди одам) зиёд фаъолият дошта бошад, бемориро аз сабаби вай медонанд. Чор маводро (модда) дар вуҷуди одам табибони қадим муоина кардаанд:

а) хун - мизоҷи бодӣ (сангвиникӣ). Хосияти асосиаш гарм ва тар. Рангаш сурх аст. Сурхии ранг аломати хун аст. Хун ба мисли ҳаво (бод) аст. Таъмаш ширин ва ҷойгаҳаш ҷигар мебошад. Ҷигар гарм аст. Дар вуҷуди одам аз аввали рӯз то чоштгоҳ подшоҳ хунро бувад. Агар ҳоли беморро дар ин вақт бадтар бинанд, бемориро аз ғолибияти хун донанд;

б) сафро - мизоҷи оташӣ (холерикӣ). Хосияти асосияш гарму хушк ва рангаш зард аст. Зардии рӯй аломати сафрост. Сафро ба мисли оташ гарм ва хушк, таъмаш талх ва ҷойгаҳаш заҳра аст. Аз чоштгоҳ то пешин дар табъи одам подшоҳ сафроро бувад. Дар ин ҳангом ҳоли беморро вазнин бинанд, сабабаш ғолибияти сафроро донанд;

в) савдо - мизоҷи хокӣ (меланхолӣ). Хосияти асосии савдо сард ва хушкист. Рангаш тира, хирагии рӯй аломати ӯст. Савдо ба мисли хок, таъмаш турш ва хушкии даҳон аст. Ҷойгаҳи савдо сипурз (испурч) аст. Испурч сард аст. Аз пешин то бегоҳ дар вуҷуди инсон подшоҳ савдоро бувад. Дар ин вақт вазнинии ҳоли беморро аз ғолибияти савдо донанд;

г) балғам - мизоҷи обӣ (флегматикӣ). Хосияти асосиаш сарду тар ва рангаш сафед аст. Сафедии ранг аломати балғам аст. Балғам ба мисли об ва таъмаш шӯр аст. Ҷойгаҳи балғам шуш бувад. Шуш сарду тар аст. Аз аввали бегоҳ то пагоҳ дар вуҷуди одам подшоҳ балғамро

бувад. Ҳоли беморро дар ин вақт бадтар бинанд, бемориро аз ғолибияти балғам донанд. Саҳ. 24, 26, 27, 29, 112, 116, 145, 159.

***

Аломати дигар ин, ки одамӣ аз хоб бархеста, даҳони худро мулоҳиза кунад. Агар ширин бувад таъми даҳонаш, бидон, ки ғалабаи хун аст, агар шӯр аст ва об аз даҳон биравад, бидон, ки ғалаба балғамро бувад. Агар таъми даҳонаш турш бошаду хушк, ғалаба савдоро бувад ва агар талх аст, ғалаба сафроро бувад.

Бидон иллатҳое, ки аз ҷониби рост хезанд, аз гармист ва аз ҷониби чап хезанд, аз сардист.

(Аз «Баёзи тиббӣ»-и дастнавис).

## ЁРИ ҒОР

Саҳ. 69, 173, а) рафиқи шафиқ ва содиқ; б) лақаби халифаи якум Абӯбакр, дар ҳиҷрати Муҳаммад Мустафо саллаллоҳу алайҳӣ васаллам аз Макка ба Мадина ҳамроҳ буда, дар ғоре паноҳ бурдаанд. Море дар ғор маскан дошта. Бо мақсади он ҳазратро заҳр назадани мор Абӯбакри Сиддиқ бо кафи пои худ даромадгоҳи лонаи морро зер карда таваққуф доштааст.

Мор пои ӯро заҳр задааст. Пайғамбар ҷои газидаи морро нештар карда заҳрро бо хун омехта макида ба замин меоқонад ва бо ин тадбир Абӯбакр аз ҳалокшавӣ наҷот ёфтааст. Мувофиқи ривоятҳои халқӣ, гӯё аз оби даҳони пайғамбар дар он ғор тамоку сабзидааст, аз ин сабаб тундиву талхии тамокуро ба заҳри ҳамон мор шабоҳат ва нисбат медиҳанд ва меҳри онро ба пайғамбар.

## НИШОНДОДИ ФЕҲРАСТҲО

1. Ин дастхатҳо дар шўъбаи ганҷинаи Шарқшиносии АИ Ҷумҳурии Ўзбекистон маҳфузанд:
2900/IV - Луқмони Ҳаким, «Сад панди судманд», соли 1231 (1816).
2501/V - Луқмони Ҳаким, «Сад панди судманди дилписанд», ҳозиркунандаи нашр Подшоҳхоҷа валади Раҳматуллоҳ, соли 1251 (1835).
4164/11 - ҳамчунин, соли 1268 (1851).
2479/V - ҳамчунин, соли 1278 (1862).
436/VI - ҳамчунин, соли китобаташ номаълум (асри XIX).
103/IV - «Насиҳатномаи Луқмони Ҳаким мар писари худ», асри XIX.
531/V - «Гуфт Луқмони Ҳаким писари худро», ношир Низомиддин Мири Арабӣ, соли 1303 (1886).
121/IV - «Аз насиҳатномаи Луқмони Ҳаким ба писараш», соли 1320 (1902).
2. 2900/XIV - «Зафарномаи Бузургмеҳр», 365 (976), 386 (997), 1215 (1800-1801).
2900/IX- «Насиҳатномаи Хоҷаи Бузургмеҳри Ҳаким».
5389/111- ҳамчунин соли 1231 (1816).
1404/111- ҳамчунин асри XIX.
3377/11-ҳамчунин нимаи асри XIX.
391/1-ҳамчунин асри XIX.
3. «Пандномa»-и Абдуллоҳи Ансорӣ дар ганҷинаи дастнависҳои Институти Ховаршиносии АИ ФР, Москва маҳфуз аст:

**Бо унвони «Тўҳфат-ул-мулук»:**

С 476-а (дар як ҷилд панҷ асар) ду рисолааш аз Ансорӣ, Навал Кишур, 1888 милодӣ.
б/чопи Теҳрон, соли 1301 (1883-1884).
в/чопи Кобул 1312 (1894-1895).

г/чопи Ҳинд 1011 (1602-1603), бо якҷоягии «Шавоҳид-ун-набувват» ва «Беҳрузу Баҳром».
д/бо эҳтимоми Алӣ Муҳаммад, соли 1189 (1775-1776).
е/Б. Куорич, соли 1880, Лондон.
С 1149-чопи Ҳирот, соли 1247 (1831-1832).
В 4486/2-бо ду варақ шеър ва дастнависиҶалолиддини Румӣ
«Ҳадоиқ-ул-дақоиқ», нашри Осиёи Миёна.

**Бо унвони «Тӯҳфат-ул-вузаро»:**

А 927 а/бо эҳтимоми Қавомиддин Муҳаммад, соли 1147 (1734-1735), Эрон.
б/соли 1174 (1760-1761), Эрон.
г/бо эҳтимоми Халил Исмоил ва Абдусамад, соли 1148.
д (1735-1736), нашри номаълум.
В 260/278-соли 1209 (1794-1795), Эрон.

**Бо унвони «Чиҳил боб»:**

С 950/3 ҳамроҳии «Муноҷот»-и муаллиф, сол ва ҷои нашр номаълум.
В 1001-2 (837 «е»)-барои хони Хӯқанд, тартибдиҳанда Мушриф, соли 1234 (1818-1819).
Нашри соли 1257 (1841-1842), Осиёи Миёна.
439 (572 С) мураттиб Аваз Муҳаммад ибни Мулло Рӯзӣ Муҳаммад Сӯфиаттор, соли 1284 (1867-1868) бо «Таърихи ҷаҳонкушо» дар як ҷилд, Осиёи Миёна.
Д 376/0V. 1537 моҳи сафари соли 1295 (феврал-марти 1878), Эрон, бо эҳтимоми Муҳаммад Ҳасан.

***

№ 44, «Тӯҳфат-ул-мулук» Китобхонаи миллии ба номи Фирдавсӣ, котиб ва соли китобат номаълум (дастнавис).

Маҷмӯаи «Панд»-ҳо, бо эҳтимоми Муҳаммад Шокири Қорӣ. Тошканд 1325 (1907), дар ин маҷмӯа «Тӯлфат-ул-мулук»-и Ансорӣ ба Фаридаддини Аттор нисбат дода шудааст.

***

4. Сироҷиддин Махдуми Сидқӣ:
7629/1, 2,3*— Собрание Восточных рукописей АН Узбекской ССР, том VII, Ташкент, «Наука», 1964, стр. 185, 234, 324 (Китобхонаи миллии ба номи Фирдавсӣ, № 1023500).

## МУНДАРИЧА

**АБДУСАЛОМ ШАРИФЗОДАИ ЛОЙОБӢ**

# КИМИЁИ ХИРАД


| | |
|---|---|
| Муҳаррир | Д. Ҷалолов |
| Муҳаррири техникӣ | А. Камолов |
| Тарроҳ | З. Ҷӯраева |

Ба матбаа 14.04.09. супорида шуд. Ба чопаш 27.07.09 имзо
Андозаи 60x84 1/16. Коғази офсетӣ. Чопи офсетӣ.
Ҷузъи чопӣ 13. Адади нашр 5000 нусха.
Супориши № 21/09.

Муассисаи нашриявии «Маориф ва фарҳанг»-и Вазорат
фарҳанги Ҷумҳурии Тоҷикистон. 734018, ш. Душанбе
кӯчаи Н. Қарабоев-17. Тел/факс: 233-93-97
E-mail: najmiddin64@mail.ru

Дар ҶСШК «Матбуот»-и Вазорати фарҳанги
Ҷумҳурии Тоҷикистон чоп шудааст. Супориши №80.
734025, ш. Душанбе, хиёбони Рӯдакӣ, 37.